


111 Ва агар Мо он чиро мушрикон дар бораи овардани мӯъҷизаҳо пешниҳод намуданд, қабул кунем, пас бар онҳо фариштагонро фуруд орем ва бо чашми сар онҳоро бинанд ва мурдагон бо мушрикон сухан кунанд ва ба онҳо ростгӯии туро дар нубувват хабар диҳанд ва ҳамаи он чиро, ки пешниҳод мекунанд, барояшон ҷамъ созем, то ошкор дар рӯ ба рӯи он қарор гиранд, бо вуҷуди ин онҳо ба дини овардаат имон намеоранд, магар он касе, ки Аллоҳ (ч) аз байнашон ҳидояташро хоста бошад. Вале бештари онҳо ин ҳақиқатро намедонанд ва ба Аллоҳ (ч) паноҳ намебаранд, то ба онҳо тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақиқатро диҳад.

112 Ва он гуна ки туро бо адовати ин мушрикон озмоиш кардаем, инчунин ҳар як паёмбари гузаштаро санҷида, барои ҳар кадоми онҳо душманоне аз инсонҳо ва ҷинҳои саркаш қарор додем, ки баъзеи онҳо баъзеи дигарро васваса менамоянд ва ботилро зебо ҷилва медиҳанд, то шахсони заифимонро[1] бифиребанд. Ва агар Аллоҳ (ч) мехост, онҳо ин корро намекарданд, аммо Ӯ бо мақсади санҷиш анҷоми ин амалро аз онҳо хоста аст. Пас онҳоро бо куфру ботили бофтаашон бигузор ва ба онҳо таваҷҷӯҳ макун.

113 Ва мақсади дигари васвасаи инсонҳо ва ҷинҳои саркаш дар он аст, ки мехоҳанд қалби мункирони охират ба васвасаашон моил гашта, онро қабул кунанд ва писанд намоянд ва васвасашудагон ба монанди васвасакунандагон муртакиби гуноҳ шаванд.

114 Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: **“Оё ман аз роҳи дуруст мунҳариф шавам ва байни хештан ва шумо ғайри Аллоҳ (ч) каси дигареро ба ҳайси довар бихоҳам, дар ҳоле ки Аллоҳ (ч) аст, ки Қуръонро барои баёни ҳама масъалаҳои зарурӣ бар шумо нозил кардааст?!”**[2] Ва яҳуду насоро, ки ба онҳо Тавроту Инҷилро додаем, ба хубӣ медонанд, ки Қуръони шомили ҳақиқатро бар ту Аллоҳ (ч) нозил карда аст. Зеро дар Китобҳои онҳо далелҳои исботи ҳақ будани нузули Қуръон ва динат мавҷуд аст. Пас ту дар бораи он чи ваҳй мефиристем, аз ҷумлаи шубҳакунандагон мабош.

115 Ва Қуръони карим дар боби садоқат дар ахбор ва адолат дар аҳком ба дараҷаи баландтарини худ расида аст. Ҳеҷ кас наметавонад калимаҳои Ӯро дигаргун созад.[3] Ва Ӯ Шунавандаи гуфтори бандагону Донандаи он аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ намебошад. Агар касе барои дигаргун кардани калимаҳои Ӯ талош кунад, сахт ҷазояш медиҳад.

116 Ва агар ту Паёмбар (**ба фарзи мисол**) аз аксари мардуми рӯи замин пайравӣ кунӣ, онҳо туро аз дини Аллоҳ (ч) гумроҳ месозанд. Қонуни илоҳӣ бар он ҷорӣ аст, ки ҳамеша теъдоди андак пайрави ҳақиқат ҳастанд. Бештари мардум аз гумоне пайравӣ мекунанд, ки асос надорад. Мушрикон мепиндоранд, ки маъбудҳои ботил онҳоро ба Аллоҳ (ч) наздик мегардонад, дар ҳоле ки дар ин даъвои худ дурӯғ мегӯянд.

117 Эй Паёмбар! Ҳамоно Парвардигорат аз ҳоли шахсони аз роҳи дуруст гумроҳшуда ва ҳидоятёфтагон Огоҳтар аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.

118 Эй мардум! Агар шумо воқеан ба ҳуҷҷатҳои равшани Аллоҳ (ч) имон доред, пас аз гӯшти ҳайвоноте, ки вақти забҳ номи Аллоҳ (ч) бар он зикр шуда аст, бихӯред.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бузургтарин мақсади банда пайравӣ кардан аз ҳақиқат аст. Вай барои расидан ба ҳақиқат роҳҳоеро ҷустуҷӯ мекунад, ки Аллоҳ таоло баён карда аст, дар ин роҳ аз Аллоҳ (ч) кӯмак мехоҳад ва бар тавони шахсии худ такя намекунад;

2.Аз инсофҳои Қуръон нисбат ба мӯъминони андаки донандаи ҳақиқат он аст, ки ҷаҳолат ва гумроҳиро ба аксари аҳли замин мансуб диниста аст;

3.Аз қонунҳои доимамалкунандаи илоҳӣ он аст, ки барои ҳамаи паёмбарон ва пайравонашон душманҳои инсӣ ва ҷиннӣ ошкор мегардад. Зеро ҳақ бо ботил шинохта мешавад;

4.Қуръон дар ахбор содиқ ва дар аҳком одил аст. Дар ин Паёми осмонӣ маълумоти мухолиф ба воқеият нест. Инчунин аҳкоми он бо ҳақиқат мухолифат надорад.

1. Дар тарҷумаи ин оят илова ба матни китоб аз дигар сарчашмаҳо истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Пурсиши ин оят ба маънои инкор аст. Яъне, ҳаргиз чунин намекунам. (**Мутарҷим**)
3. Яъне, хабарҳои воридшуда дар Қуръони карим ва аҳкоми собити он тағйир намеёбанд. (**Мутарҷим**)

وَمَا لَكُمْ أَلَّا تَأْكُلُوا مِمَّا ذُكِرَ اسْمُ اللَّهِ عَلَيْهِ وَقَدْ فَصَّلَ
لَكُم مَّا حَرَّمَ عَلَيْكُمْ إِلَّا مَا اضْطُرِرْتُمْ إِلَيْهِ ۗ وَإِنَّ كَثِيرًا
لَّيُضِلُّونَ بِأَهْوَائِهِم بِغَيْرِ عِلْمٍ ۗ إِنَّ رَبَّكَ هُوَ أَعْلَمُ بِالْمُعْتَدِينَ
﴿١١٩﴾ وَذَرُوا ظَاهِرَ الْإِثْمِ وَبَاطِنَهُ ۚ إِنَّ الَّذِينَ يَكْسِبُونَ الْإِثْمَ
سَيُجْزَوْنَ بِمَا كَانُوا يَقْتَرِفُونَ ﴿١٢٠﴾ وَلَا تَأْكُلُوا مِمَّا لَمْ
يُذْكَرِ اسْمُ اللَّهِ عَلَيْهِ وَإِنَّهُ لَفِسْقٌ ۗ وَإِنَّ الشَّيَاطِينَ لَيُوحُونَ
إِلَىٰ أَوْلِيَائِهِمْ لِيُجَادِلُوكُمْ ۖ وَإِنْ أَطَعْتُمُوهُمْ إِنَّكُمْ لَمُشْرِكُونَ
﴿١٢١﴾ أَوَمَن كَانَ مَيْتًا فَأَحْيَيْنَاهُ وَجَعَلْنَا لَهُ نُورًا يَمْشِي بِهِ
فِي النَّاسِ كَمَن مَّثَلُهُ فِي الظُّلُمَاتِ لَيْسَ بِخَارِجٍ مِّنْهَا ۚ كَذَٰلِكَ
زُيِّنَ لِلْكَافِرِينَ مَا كَانُوا يَعْمَلُونَ ﴿١٢٢﴾ وَكَذَٰلِكَ جَعَلْنَا
فِي كُلِّ قَرْيَةٍ أَكَابِرَ مُجْرِمِيهَا لِيَمْكُرُوا فِيهَا ۖ وَمَا
يَمْكُرُونَ إِلَّا بِأَنفُسِهِمْ وَمَا يَشْعُرُونَ ﴿١٢٣﴾ وَإِذَا جَاءَتْهُمْ
آيَةٌ قَالُوا لَن نُّؤْمِنَ حَتَّىٰ نُؤْتَىٰ مِثْلَ مَا أُوتِيَ رُسُلُ اللَّهِ ۘ اللَّهُ
أَعْلَمُ حَيْثُ يَجْعَلُ رِسَالَتَهُ ۗ سَيُصِيبُ الَّذِينَ أَجْرَمُوا صَغَارٌ
عِندَ اللَّهِ وَعَذَابٌ شَدِيدٌ بِمَا كَانُوا يَمْكُرُونَ ﴿١٢٤﴾



(119) Эй мўъминон, шуморо аз хўрдани гўшти ҳайвоноте, ки бар он номи Аллоҳ (ч) ёдшуда аст, чӣ манъ мекунад?! Дар ҳоле ки Аллоҳ (ч) ҳаромкардаҳои Худро бар шумо бо тафсил баён намуда аст. Аз ин рў, тарки ҳаромҳо бар шумо фарз аст, магар он ки зарурат ва ночорӣ шуморо ба истеъмолаш водор созад. Зеро ҳолати зарурат ва ночорӣ истеъмоли ҳаромро ҷоиз мегардонад. Ва бегумон бештари мушрикон ба сабаби андешаҳои фасодзадаи хеш бидуни илм пайравонашонро аз шинохти ҳақ гумроҳ мекунанд. Онҳо барои пайравонашон истеъмоли гўшти ҳайвони мурдорро, ки Аллоҳ (ч) онро ҳаром карда аст, ҳалол ва истеъмоли гўштҳои ҳалолшударо ҳаром мегардонанд.[1] Ва эй Паёмбар, Парвардигорат дар бораи шахсоне, ки аз марзҳои Ӯ берун шудаанд, Огоҳтар буда, онҳоро барои ин амали бад ҷазои босазо медиҳад.
(120) Ва эй мардум, дар ошкору ниҳон гуноҳро тарк кунед.[2] Ҳамоно шахсоне, ки дар ҳолати ошкор ва ё пинҳонӣ гуноҳ мекунанд, ҳатман Аллоҳ (ч) онҳоро ба ҷазои он чи анҷом медоданд, мерасонад.
(121) Ва эй мусалмонон! Гўшти ҳайвонеро, ки ҳангоми забҳ бар он номи Аллоҳ (ч) ёд нашуда аст ва ё номи ғайри Аллоҳ (ч) ёд шуда аст, махўред. Ба дурустӣ ки истеъмоли чунин гўшт маънои берун гаштан аз тоати Аллоҳ (ч) ва нофармонии Ӯро дорад. Бешак, Шайтонҳо бо андохтани шубҳаҳо дўстони худро васваса мекунанд, то оиди хўрдани гўшти мурдор бо шумо ҷидол намоянд. Ва агар вобаста ба шубҳаҳои шайтонӣ оиди дуруст будани истеъмоли гўшти мурдор аз онҳо итоат кунед, пас шумову онҳо дар гуноҳи ширк баробар ҳастед.
(122) Оё касе, ки пеш аз ҳидояти Аллоҳ (ч) ба сабаби куфру нодонӣ ва гуноҳ мурда ба ҳисоб мерафт, сипас Ӯро бо ҳидоят кардан ба имону донишу ибодат зинда кардем ва барояш рўшноӣ[3] додем, ки бо он дар байни мардум роҳ меравад, бо касе, ки дар торикиҳои куфру нодонӣ ва маъсият ғарқ буда, аз он берун шуда наметавонад, роҳи ҳаққу ботил барояш омехта ва ҳама пайроҳаҳо дар пеши назараш торик шудаанд, оё ин ду кас бо ҳам баробаранд?! Ҳамон гунае, ки барои ин мушрикон ширку истеъмоли мурдору баҳси ботил ороиш дода шуд, дар назари кофирон низ гуноҳонашон ороста шуда аст, то дар рўзи қиёмат барои кардаҳои бадашон бо азоби дарднок ҷазо дода шаванд.
(123) Ва чунончи мушрикон дар Маккаи мукаррама мардумро аз роҳи Аллоҳ (ч) боз медоштанд, ҳамин гуна Мо дар ҳар деҳа саркардаҳо ва бузургони онро падид овардаем, то дар даъват ба роҳи Шайтон ва мубориза бар зидди паёмбарону пайравонашон тамоми ҳилаи худро ба кор баранд. Ва дар асл зарари макрашон ба худашон бармегардад ва онҳо аз рўи нодонӣ ва пайравии ҳавои нафс инро эҳсос намекунанд.
(124) Ва чун ба раҳбарони куффор ояте аз оятҳои Аллоҳ (ч) биёяд, мегўянд: “**То он ки Аллоҳ (ч) он чи аз нубувват ва паёмбариро ба паёмбаронаш дода аст, ба мо надиҳад, ҳаргиз имон намеорем**.” Аллоҳ (ч) дар ҷавобашон гуфт: “**Аллоҳ (ч) он касеро, ки барои иҷро кардани масъулияти паёмбарӣ сазовортар аст, беҳтар медонад ва онро танҳо ба шахси арзандаи ин мақом медиҳад**.” Ҳатман ба ин саркашон дар назди Аллоҳ (ч) ба сабаби аз қабули ҳақ кибр варзидан ва дасисаи анҷом додаашон зиллат ва азоби сахт мерасад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Асли тамоми ашё ва хўрданиҳо мубоҳ аст. Агар шариат чизеро ҳаром накарда бошад, он бар асли мубоҳ будан боқӣ мемонад;

2.Ҳар кас надониста дар масоили динӣ гап занад ё мардумро ба коре даъват кунад, ки ҳарому ҳалол будани онро намедонад, аз ҷумлаи шахсони таҷовузгари марзҳои илоҳӣ ва ситамкорон ба шумор меравад. Инчунин шахсе, ки ба мардум фатво медиҳад, ҳол он ки шоистаи ин кор нест, зери ин ҳукм дохил мегардад;

3.Фоидаи мўъмин танҳо ба худаш намерасад, балки дигарон низ аз вай манфиат мебаранд.

1. Дар ояти 103-и сураи “**Моида**” ақидаи мушрикон дар бораи истеъмоли гўшти баъзе ҳайвонот баён шуда аст. (**Мутарҷим**)

2. Ин тафсир аз Имом Муҷоҳид (р) ривоят шуда аст. Баъзеҳо мегўянд, мурод аз “**гуноҳи ошкор**” гуноҳони бо аъзои зоҳирӣ содиршаванда ва “**гуноҳи ботин”** гуноҳони дар қалб мавҷуд аст. (**Мутарҷим**)

3. Мақсад аз калимаи “**Нур**”, ки дар матни арабии ояти каримаи омада аст ва мо онро ба калимаи “**рўшноӣ**” тарҷума кардем, Қуръони карим аст. Ин маъно дар Тафсири Имом Ибни Ҷарири Табарӣ (р) аз Абдуллоҳ ибни Аббос (р) омада аст. Аз сабаби он ки калимаи мазкур дар тафсири китоби муаллифон шарҳу тафсил наёфта буд, камина онро баъди мурoҷиат ба дигар сарчашмаҳо илова намудам. (**Мутарҷим**)



فَمَن يُرِدِ ٱللَّهُ أَن يَهْدِيَهُۥ يَشْرَحْ صَدْرَهُۥ لِلْإِسْلَٰمِ ۖ وَمَن
يُرِدْ أَن يُضِلَّهُۥ يَجْعَلْ صَدْرَهُۥ ضَيِّقًا حَرَجًا كَأَنَّمَا
يَصَّعَّدُ فِى ٱلسَّمَآءِ ۚ كَذَٰلِكَ يَجْعَلُ ٱللَّهُ ٱلرِّجْسَ عَلَى ٱلَّذِينَ
لَا يُؤْمِنُونَ ﴿١٢٥﴾ وَهَٰذَا صِرَٰطُ رَبِّكَ مُسْتَقِيمًا ۗ قَدْ فَصَّلْنَا
ٱلْءَايَٰتِ لِقَوْمٍ يَذَّكَّرُونَ ﴿١٢٦﴾ ۞ لَهُمْ دَارُ ٱلسَّلَٰمِ عِندَ الحزب ١٥
رَبِّهِمْ ۖ وَهُوَ وَلِيُّهُم بِمَا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ﴿١٢٧﴾ وَيَوْمَ يَحْشُرُهُمْ
جَمِيعًا يَٰمَعْشَرَ ٱلْجِنِّ قَدِ ٱسْتَكْثَرْتُم مِّنَ ٱلْإِنسِ ۖ وَقَالَ
أَوْلِيَآؤُهُم مِّنَ ٱلْإِنسِ رَبَّنَا ٱسْتَمْتَعَ بَعْضُنَا بِبَعْضٍ وَبَلَغْنَآ
أَجَلَنَا ٱلَّذِىٓ أَجَّلْتَ لَنَا ۚ قَالَ ٱلنَّارُ مَثْوَىٰكُمْ خَٰلِدِينَ فِيهَآ
إِلَّا مَا شَآءَ ٱللَّهُ ۗ إِنَّ رَبَّكَ حَكِيمٌ عَلِيمٌ ﴿١٢٨﴾ وَكَذَٰلِكَ نُوَلِّى
بَعْضَ ٱلظَّٰلِمِينَ بَعْضًۢا بِمَا كَانُوا۟ يَكْسِبُونَ ﴿١٢٩﴾
يَٰمَعْشَرَ ٱلْجِنِّ وَٱلْإِنسِ أَلَمْ يَأْتِكُمْ رُسُلٌ مِّنكُمْ
يَقُصُّونَ عَلَيْكُمْ ءَايَٰتِى وَيُنذِرُونَكُمْ لِقَآءَ يَوْمِكُمْ
هَٰذَا ۚ قَالُوا۟ شَهِدْنَا عَلَىٰٓ أَنفُسِنَا ۖ وَغَرَّتْهُمُ ٱلْحَيَوٰةُ ٱلدُّنْيَا
وَشَهِدُوا۟ عَلَىٰٓ أَنفُسِهِمْ أَنَّهُمْ كَانُوا۟ كَٰفِرِينَ ﴿١٣٠﴾


(125) Ва ба ҳар ки Аллоҳ (ҷ) тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро додан хоҳад, дилашро барои қабули Ислом боз мекунад ва ҳар киро хор ва аз тавфиқ маҳрум сохтан хоҳад, дилашро аз қабули ҳақ танг мегардонад. Ворид шудани ҳақиқат бар дилаш монанди оҷиз монданаш аз рафтан ба осмон номумкин мешавад. Он гуна ки Аллоҳ (ҷ) қалби ин шахси гумроҳро танг карда ва ҳақиқатро пазируфта наметавонад, ҳамин тавр шахсони беимонро ба азоб гирифтор мекунад.

(126) Ва ин ойинеро, ки барои ту Паёмбар муқаррар сохтаем, роҳи ниҳоят рост аст. Яқинан Мо оятҳои Худро барои бандагони бофаҳм ва пандпазир баён кардаем.

(127) Барои ин бандагон дар рӯзи қиёмат назди Парвардигорашон манзилест, ки дар он аз ҳамаи нохушӣ солим мемонанд ва он макон ҷаннати ҷовидон аст. Ва Аллоҳ (ҷ) дар бадали амалҳои шоистаашон ҳамчун подоши он Ёвар ва Қувватдиҳандаи онҳо аст.

(128) Ва эй Паёмбар, он рӯзеро ба хотир биёр, ки Аллоҳ (ҷ) ҳамаи инсонҳо ва ҷинҳоро ҷамъ менамояд ва ба онҳо мегӯяд: “**Эй ҷамоати ҷинҳо! Шумо адади зиёди инсонҳоро гумроҳ карда, аз роҳи Аллоҳ (ҷ) боз доштед.**” Ва инсонҳои дӯсту пайрави ҷинҳо дар ҷавоби Аллоҳ (ҷ) мегӯянд: “**Парвардигоро, ҳар яке аз мо дар дунё аз рафиқи худ ҳаловат бурдем. Ҷин бо итоат кардани инсон аз вай ва инсон бо расидан ба шаҳватҳои нафсаш ҳаловат бурд. Ва имрӯз мо ба он мӯҳлате, ки бароямон таъйин карда будӣ, расидем. Имрӯз қиёмат аст**.” Аллоҳ (ҷ) дар ҷавобашон мегӯяд: “**Қароргоҳи шумо оташи дӯзах буда, дар онҷо ҷовидон мемонед, магар ба андозаи муддати барангехта гаштанатон аз қабр то рафтан ба ҷаҳаннам. Аллоҳ (ҷ) ҳамин муддатро аз абадӣ мондани дӯзахиён дар онҷо истисно карда аст**.” Эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Парвардигорат дар тақдир ва ва тадбири корҳои бандагон Ҳакими Доно аст. Ӯ бандаи лоиқи азоби дӯзахро медонад.

(129) Ва чигунае, ки ҷинҳои саркашро бар баъзеи мардум чирадаст кардаем, то онҳоро гумроҳ кунанд, ҳамин тавр бар ҳар золим золими дигареро забардаст месозем, то ӯро ба анҷоми бадӣ тарғиб ва аз некӣ боз доранд, ин ҷазои он гуноҳоне аст, ки анҷом медоданд.

(130) Ва рӯзи қиёмат ба онҳо мегӯем: “**Эй ҷамоати инсонҳо ва ҷинҳо! Оё ба сӯятон паёмбарони ҳамнавъи худи шумо (мурод паёмбарони инсӣ) наомаданд, ки оятҳои нозилкардаи Аллоҳ (ҷ)-ро бароятон тиловат кунанд ва шуморо аз мулоқоти рӯзи қиёмат битарсонанд?!**” Онҳо дар ҷавоб мегӯянд: “**Оре, паёмбарон омада буданд. Имрӯз мо алайҳи хеш гувоҳӣ медиҳем ва иқрор мешавем, ки паёмбаронат паёмҳои Туро ба мо расониданд ва моро аз рӯзи қиёмат бим доданд, вале мо онҳоро дурӯғгӯй ва қиёматро афсона ҳисобидем**.” Ва зебу зинати нопойдори дунё онҳоро фиреб дод ва бар алайҳи хештан гувоҳӣ дода, иқрор шуданд, ки дар дунё ба Аллоҳу паёмбаронаш кофир буданд. Аммо ин иқрор гаштан ва бовар кардан ба онҳо фоида надорад. Зеро онҳо дар дунё фурсатро аз даст доданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Холиқи ҳидоят ва гумроҳӣ Аллоҳ таоло аст, аммо банда баъди иродаи илоҳӣ якеи он дуро бо феъли худ ихтиёр мекунад;

2.Дараҷаи дӯст доштани Худо бандагони мӯъминро ба андозаи амалҳои неки онҳо аст. Ҳар қадар дараҷаи амалҳои нек афзун шавад, дараҷаи дӯст доштани Худо низ боло меравад;

3.Яке аз қонунҳои собити илоҳӣ он аст, ки бар сари ҳар як золим золими дигареро забардаст месозад. Ӯро ба анҷоми корҳои бад тарғиб ва аз иҷрои амалҳои нек боз медорад.

ذَٰلِكَ أَن لَّمْ يَكُن رَّبُّكَ مُهْلِكَ ٱلْقُرَىٰ بِظُلْمٍ وَأَهْلُهَا
غَٰفِلُونَ ١٣١ وَلِكُلٍّ دَرَجَٰتٌ مِّمَّا عَمِلُوا۟ وَمَا رَبُّكَ
بِغَٰفِلٍ عَمَّا يَعْمَلُونَ ١٣٢ وَرَبُّكَ ٱلْغَنِىُّ ذُو ٱلرَّحْمَةِ
إِن يَشَأْ يُذْهِبْكُمْ وَيَسْتَخْلِفْ مِنۢ بَعْدِكُم مَّا
يَشَآءُ كَمَآ أَنشَأَكُم مِّن ذُرِّيَّةِ قَوْمٍ ءَاخَرِينَ ١٣٣
إِنَّ مَا تُوعَدُونَ لَءَاتٍ وَمَآ أَنتُم بِمُعْجِزِينَ ١٣٤ قُلْ يَٰقَوْمِ
ٱعْمَلُوا۟ عَلَىٰ مَكَانَتِكُمْ إِنِّى عَامِلٌ فَسَوْفَ تَعْلَمُونَ
مَن تَكُونُ لَهُۥ عَٰقِبَةُ ٱلدَّارِ إِنَّهُۥ لَا يُفْلِحُ ٱلظَّٰلِمُونَ ١٣٥
وَجَعَلُوا۟ لِلَّهِ مِمَّا ذَرَأَ مِنَ ٱلْحَرْثِ وَٱلْأَنْعَٰمِ نَصِيبًا
فَقَالُوا۟ هَٰذَا لِلَّهِ بِزَعْمِهِمْ وَهَٰذَا لِشُرَكَآئِنَا فَمَا كَانَ
لِشُرَكَآئِهِمْ فَلَا يَصِلُ إِلَى ٱللَّهِ وَمَا كَانَ لِلَّهِ فَهُوَ
يَصِلُ إِلَىٰ شُرَكَآئِهِمْ سَآءَ مَا يَحْكُمُونَ ١٣٦ وَكَذَٰلِكَ
زَيَّنَ لِكَثِيرٍ مِّنَ ٱلْمُشْرِكِينَ قَتْلَ أَوْلَٰدِهِمْ
شُرَكَآؤُهُمْ لِيُرْدُوهُمْ وَلِيَلْبِسُوا۟ عَلَيْهِمْ دِينَهُمْ
وَلَوْ شَآءَ ٱللَّهُ مَا فَعَلُوهُ فَذَرْهُمْ وَمَا يَفْتَرُونَ ١٣٧



(131) Мақсад аз фиристодани паёмбарон ба сӯи инсонҳо ва ҷинҳо он аст, ки рӯзи қиёмат касе бо даъвои он ки барояш даъвати илоҳӣ нарасида аст, баҳона пеш наорад ва қабл аз фиристодани паёмбарон ва расидани даъват барои гуноҳонаш гирифтори азоб нагардад. Зеро Мо ҳеҷ умматеро пеш аз фиристодани паёмбарон уқубат намекунем.

(132) Ва ҳар кас аз инсонҳо ва ҷинҳо мувофиқ ба корҳои кардаашон дараҷаҳои худро доранд. Шахси бағоят бадкор бо шахси нисбатан бадкор ва пешвои роҳи ботил бо пайрави оддӣ баробар нест. Инчунин савоби бандагоне, ки корҳои нек мекунанд, бо ҳам яксон намебошад. Ва Парвардигорат аз он чи бандагон анҷом медиҳанд, ғофил набуда, аз тамоми аъмоли онҳо огоҳӣ дорад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пинҳон нест ва ҳатман онҳоро ба ҷазои аъмолашон мерасонад.

(133) Ва эй Паёмбар, Парвардигори ту Зоти аз бандагонаш Бениёзи Меҳрубон аст. Ба ибодати онҳо ҳоҷат надорад ва куфр варзиданашон низ ба Ӯ зарар намерасонад. Вале бо вуҷуди ин ба онҳо Меҳрубон аст. Эй бандагони нофармон! Агар Парвардигор ҳалокати шуморо хоҳад, бо овардани азоб решаи шуморо аз замин бармеканад ва чигунае, ки шуморо аз насли қавми гузашта офарид, инчунин бо хости Хеш баъди ҳалокати шумо бандагони дигари боимон ва мутеъ меофарад.

(134) Эй кофирон! Он чи ба шумо оиди зиндашавии баъди марг, бозпурсӣ ва уқубати қиёмат ваъда дода шуда аст, ногузир омаданист. Ва шумо бо фирор аз Парвардигор раҳоӣ намеёбед. Зеро Ӯ шуморо аз мӯйи ҷабинатон гирифта ва ба азоби Худ ворид мекунад.

(135) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй Қавми ман! Бар роҳи баргузидаи хештан аз куфру гумроҳӣ боқӣ бимонед. Ба дурустӣ ки ман бо баёни ошкор ҳуҷҷатро бар шумо барпо гардонида, пеши роҳи баҳона ҷустанатонро гирифтаам. Шумо узре надоред. Аз куфру гумроҳиатон парво надорам. Балки дар роҳи рости баргузидаам устувор мемонам. Пас ҳатман хоҳед донист, ки пирӯзии дунё, мероси замин ва некиҳои манзили охират аз кӣ мешавад. Бешак, мушрикон дар дунёву охират комёб намегарданд. Балки оқибати онҳо агарчи дар дунё беҳтарин лаззатҳоро ҳам дида бошанд, зиён ва ноком ӣ аст**.”

(136) Ва мушрикон навоварӣ карда, барои Аллоҳ (ҷ) аз зироатҳо ва чорпоёни офаридааш саҳм ҷудо намуданд. Бо пиндори дурӯғашон гуфтанд, ки ин саҳми Аллоҳ (ҷ) аст ва саҳми дигареро барои бутҳо ва ҳайкалҳои хеш ҷудо сохтанд. Пас он саҳмеро, ки ба бутҳои худ ихтисос додаанд, ба масрафҳои муайянгардонидаи Аллоҳ (ҷ) аз фақирон ва мискинон намерасад. Ва он саҳмеро, ки ба Аллоҳ (ҷ) ихтисос додаанд, ба бутҳояшон мерасад ва барои манфиати онҳо сарф мешавад. Огоҳ бошед! Ин тақсимбандӣ ва доварии онҳо ниҳоят зишт аст.

(137) Ва он гуна ки Шайтон ин тақсими золимонаро дар назари мушрикон ҷилва дод, ҳамин тавр шарикони онҳо аз шайтонҳо барои аксарашон аз тарси фақр қатли фарзандонашонро зинат бахшиданд, то мушриконро бо гуноҳи қатли баноҳақ ҳалок созанд ва динашонро бар онҳо омехта кунанд, ки дурусту нодурустро шинохта натавонанд. Ва агар Аллоҳ (ҷ) мехост, ин корро намекарданд, вале Ӯ бо ҳикматаш ин амалро аз онҳо хоста аст. Пас ту Паёмбар мушриконро бо дурӯғҳои дар ҳаққи Аллоҳ (ҷ) бофтаашон раҳо кун. Зеро амали онҳо ба ту зиён намерасонад. Корашонро ба Аллоҳ (ҷ) ҳавола намо.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аз ҳам фарқ кардани дараҷаи бандагон дар ибодат ва маъсият боиси фарқи мартабаашон дар дараҷаи савоб ва азоб мегардад;

2.Аллоҳ (ҷ) дар оятҳои мазкур мушриконро бо ҳафт сифати бади зиёнкорӣ, камхирадӣ, нодонӣ, ҳаром шуморидани ризқи ҳалол, дурӯғ бофтан дар ҳаққи Ӯ, гумроҳӣ, маҳрум мондан аз ҳидоят мазаммат карда аст. Ҳар сифати мазкур дар алоҳидагӣ сабаби мазаммат шудани шахс мегардад;

3.Пайравӣ кардани Шайтон сабаби каҷ гаштани сиришти инсон мешавад. Бо ин пайравӣ фитрат чунон каҷ мегардад, ки шахс, ҳатто ширк овардан ба Аллоҳ (ҷ) ва куштани фарзанди худро кори нек меҳисобад.




(138) Ва мушрикон мегӯянд: “**Инҳо чорпоён ва зироати мамнӯъ ҳастанд. Танҳо касе ҳаққи аз онҳо хӯрдан дорад, ки мо бихоҳем ва аз ходимони бутҳо бошад.**” Ин ҳукм аз ақидаи ботили онҳо маншаъ гирифта, нисбат ба Аллоҳ (ч) тӯҳмат буд. Инчунин мегуфтанд: **“Ва бар чорпоёни навъи “баҳира”, “соиба”, “васила” ва “ҳомӣ”[1] савор шудан ва ё бор кардан ҳаром гардонида шудааст. Ва ҳангоми забҳ бар ин чорпоён номи Аллоҳ (ч)-ро ёд намекунанд, балки бояд бо номи бутҳо забҳ шаванд.”**[2] Мушрикон ин тақсимбандӣ ва аҳкомро аз худ сохта, бар Аллоҳ (ч) дурӯғ бофтанд. Ҳатман Аллоҳ (ч) онҳоро ба сабаби он чи аз дурӯғ мебофтанд, бо азоби Худ ҷазо хоҳад дод.

(139) Ва онҳо мегӯянд: “**Ҷанини шиками чаҳорпоёни мазкур аз шутурони навъи “баҳира”, “соиба”, “васила” ва “ҳомӣ” агар зинда ба дунё ояд, бар мардонамон ҳалол ва бар занонамон ҳаром аст. Аммо агар ҷанин мурда ба дунё ояд, пас бар мардону занон ба таври яксон ва муштарак ҳаром аст**.” Аллоҳ (ч) ба онҳо дар ивази ин сухани ботилашон ҷазо медиҳад. Бешак, Ӯ дар ҳукм ва тадбири корҳои бандагон бағоят Ҳакиму Доно аст.

(140) Он касоне, ки аз рӯи бехирадию нодонӣ фарзандони худро ба қатл мерасонданд ва истеъмолу истифодаи чорпоёни ҳалолро барои худ ҳаром дониста, ин ҳукмро бардурӯғ ба Аллоҳ (ч) нисбат медиҳанд, ҳамоно зиёнкор шудаанд ва бегумон аз роҳи рост дур гашта, ҳидоят наёфтаанд.

(141) Ва Ӯ Зотест, ки боғҳои бе соқа бар замин паҳнгашта ва бӯстонҳои соқдори баланд ва дарахти хурмо ва зироати ҳосилаш дар шаклу таъм гуногун ва зайтуну анори дар барг шабеҳи якдигар ва дар мазза мухталифро офарид. Эй мардум! Чун мева диҳад, аз меваҳояш бихӯред ва рӯзи даравиданаш закоташро бипардозед,[3] ва дар хӯрдану харҷи он аз ҳудуди шаръӣ нагузаред. Ҳамоно Аллоҳ (ч) бандагонеро, ки дар хӯрдан, харҷ кардан ва ғайри он ҳудудро поймол месозанд, дӯст намедорад. Офаридгори ин неъматҳо истеъмоли онро раво гардонида аст. Мушрикон ҳаққи ҳаром кардани онро надоранд.

(142) Ва Ӯ он Зотест, ки барои шумо чаҳорпоёни борбар (**монанди шутурони бузургҷусса**) ва ғайри борбар (**монанди шутурбача ва бузу гӯсфанд**)-ро халқ карда аст. Эй мардум! Аз он неъматҳои ҳалоле, ки Аллоҳ (ч) бароятон рӯзӣ намуда аст, истеъмол кунед ва ба монанди мушрикон дар ҳалол донистани ҳаромҳо ва ҳаром донистани ҳалолҳо аз гомҳои Шайтон пайравӣ макунед. Эй мардум, бешак, Шайтон душмани ошкори шумо аст. Ӯ мехоҳад шумо низ монанди вай аз амри Аллоҳ (ч) сарпечӣ намоед ва бандаи нофармон гардед.

**Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Пайравӣ аз ҳавои нафс сабаби ҳалол донистани ҳаром ва ҳаром донистани ҳалолҳо мегардад;

2.Пардохти закоти маҳсулоти замин вақти ҷамъоварии он фарз, аммо пеш аз пардохт истеъмол кардани соҳиби маҳсулот аз он ҷоиз аст ва он аз закот маҳсуб намешавад;

3.Баҳра бурдан аз неъмати ҳалол ҷоиз аст, вале аз исрофкорӣ ва поймолсозии марзи илоҳӣ дар хӯрдану харҷи мол бояд парҳез намуд.

---

1. Шарҳи маънои номи ин ҳайвонот дар ояти 103-и сураи “**Моида**” гузашта аст. (**Мутарҷим**)

2. Мушрикон чорпоёнро ба се гурӯҳ тақсим намуда, ҳукми онро ба Худо нисбат медоданд. Якум: чорпоёне, ки ҳеҷ кас аз онҳо ҷуз шахси мехостаашон ҳаққи хӯрдан надорад. Дуюм: чорпоёне, ки савор шудан ва бор кардани чизе бар онҳо манъ аст. Сеюм: чорпоёне, ки ҳангоми забҳ набояд номи Худо бар онҳо гирифта шавад. (**Мутарҷим**)

3. Закоти маҳсулоти замин дар кутуби фиқҳ бо номи “**ъушр**” ёд шуда аст. Бар асоси ояти боло додани даҳяки маҳсулоти замин фарз аст. Тафсилоти бештар дар кутуби фиқҳ мавҷуд аст. Дар ин бобат ба донишмандони соҳаи фиқҳ муроҷиат шавад. (**Мутарҷим**)

ثَمَٰنِيَةَ أَزۡوَٰجٖۖ مِّنَ ٱلضَّأۡنِ ٱثۡنَيۡنِ وَمِنَ ٱلۡمَعۡزِ ٱثۡنَيۡنِۗ
قُلۡ ءَآلذَّكَرَيۡنِ حَرَّمَ أَمِ ٱلۡأُنثَيَيۡنِ أَمَّا ٱشۡتَمَلَتۡ عَلَيۡهِ
أَرۡحَامُ ٱلۡأُنثَيَيۡنِۖ نَبِّـُٔونِي بِعِلۡمٍ إِن كُنتُمۡ صَٰدِقِينَ ١٤٣
وَمِنَ ٱلۡإِبِلِ ٱثۡنَيۡنِ وَمِنَ ٱلۡبَقَرِ ٱثۡنَيۡنِۗ قُلۡ ءَآلذَّكَرَيۡنِ
حَرَّمَ أَمِ ٱلۡأُنثَيَيۡنِ أَمَّا ٱشۡتَمَلَتۡ عَلَيۡهِ أَرۡحَامُ ٱلۡأُنثَيَيۡنِۖ
أَمۡ كُنتُمۡ شُهَدَآءَ إِذۡ وَصَّىٰكُمُ ٱللَّهُ بِهَٰذَاۚ فَمَنۡ
أَظۡلَمُ مِمَّنِ ٱفۡتَرَىٰ عَلَى ٱللَّهِ كَذِبٗا لِّيُضِلَّ ٱلنَّاسَ بِغَيۡرِ
عِلۡمٍۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَا يَهۡدِي ٱلۡقَوۡمَ ٱلظَّٰلِمِينَ ١٤٤ قُل لَّآ أَجِدُ
فِي مَآ أُوحِيَ إِلَيَّ مُحَرَّمًا عَلَىٰ طَاعِمٖ يَطۡعَمُهُۥٓ إِلَّآ أَن يَكُونَ
مَيۡتَةً أَوۡ دَمٗا مَّسۡفُوحًا أَوۡ لَحۡمَ خِنزِيرٖ فَإِنَّهُۥ رِجۡسٌ أَوۡ
فِسۡقًا أُهِلَّ لِغَيۡرِ ٱللَّهِ بِهِۦۚ فَمَنِ ٱضۡطُرَّ غَيۡرَ بَاغٖ وَلَا عَادٖ
فَإِنَّ رَبَّكَ غَفُورٞ رَّحِيمٞ ١٤٥ وَعَلَى ٱلَّذِينَ هَادُواْ حَرَّمۡنَا
كُلَّ ذِي ظُفُرٖۖ وَمِنَ ٱلۡبَقَرِ وَٱلۡغَنَمِ حَرَّمۡنَا عَلَيۡهِمۡ
شُحُومَهُمَآ إِلَّا مَا حَمَلَتۡ ظُهُورُهُمَآ أَوِ ٱلۡحَوَايَآ أَوۡ مَا ٱخۡتَلَطَ
بِعَظۡمٖۚ ذَٰلِكَ جَزَيۡنَٰهُم بِبَغۡيِهِمۡۖ وَإِنَّا لَصَٰدِقُونَ ١٤٦



(143) Аллоҳ (ч) барои саворӣ ва хӯрдани шумо ҳашт ҷуфт чаҳорпо офарида аст. Аз гӯсфанд ду ҷуфт (**нару мода**) ва аз буз ду ҷуфт (**нару мода**) халқ карда аст. Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: **“Оё Аллоҳ (ч) гӯсфанд ва бузи нарро ба сабаби нар будан ҳаром карда аст**?!” Агар дар ҷавоб “**Оре**” гӯянд, ба онҳо бигӯ: “**Чаро шумо модаи онро ҳаром мешуморед?!**” Ё магар Аллоҳ (ч) гӯсфанд ва бузи модаро ба сабаби мода будан ҳаром карда аст?!”Агар дар ҷавоб “**Оре**” гӯянд, ба онҳо бигӯ: “**Чаро шумо ҷинси нари онро ҳаром мешуморед**?!” Ё Аллоҳ (ч) он навъеро, ки дар бачадони ҷинси мода қарор дорад, ба иллати дар шиками он будан ҳаром карда аст?! Агар дар ҷавоб “**Оре**” гӯянд, ба онҳо бигӯ: “**Чаро шумо миёни ҷанинҳои дар бачадони он буда фарқ мегузоред?! Гоҳо ҷанини нар ва баъзан модаи онро ҳаром мешуморед?!**” Эй мушрикон, агар шумо дар даъвои худ, ки гӯё Аллоҳ (ч) онҳоро ҳаром карда аст, содиқ ҳастед, ба ман бо илми саҳеҳи бар он такя мекардаатон хабар диҳед?!

(144) Навъҳои дигари чаҳорпоён ду ҷуфт (**нар ва мода**) аз шутур ва ду ҷуфт (**нар ва мода**) аз гов аст. Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: “**Оё Аллоҳ (ч) ҷинси нар ё модаи он ва ё он чиро, ки бачадонашон дар бар гирифта аст, ҳаром гардонида аст?! Ё магар Аллоҳ (ч) шуморо ба ҳаром будани ин навъи чаҳорпоён супориш дод /он гуна ки даъвои ҳаром будани онро доред/ ва он вақт ҳозир будед?!**” Пас ҳеҷ кас золимтар ва гунаҳкортар аз касе нест, ки бар Аллоҳ (ч) дурӯғ бофта, ҳаром кардани чизи ҳалолро ба Ӯ нисбат медиҳад, то бидуни илм мардумро аз роҳи рост гумроҳ созад. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) ба шахсоне, ки бо бофтани дурӯғ нисбат ба Ӯ ситам мекунанд, тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро намедиҳад.

(145) Эй Паёмбар! Бигӯ, ки дар он чи барои ман пайғом шуда аст, ҳеҷ чизро бар хӯранда аз сӯи Аллоҳ (ч) ҳаромшуда намеёбам, магар гӯшти мурдор ё хуни ҷорӣ ё гӯшти хук, ки қатъан палид аст, ё гӯшти ҳайвоне, ки монанди ҳайвони барои бутҳо забҳгашта вақти забҳ номи ғайри Аллоҳ (ч) бар он ёд шуда бошад. Пас ҳар кас аз рӯи ночорӣ ва гуруснагии сахт ба хӯрдани инҳо маҷбур гардад, дар ҳоле ки мақсадаш аз хӯрдани он ҷустуҷӯи лаззат нест ва аз ҳадди зарурат нагузарад, пас дар ин ҳолат бар вай гунохе нест. Эй Паёмбар, ҳамоно Парвардигорат барои касе, ки ба истеъмоли ҳаромҳо маҷбур шавад, бисёр Бахшандаи Меҳрубон аст.

Чун Аллоҳ (ч) дар ояти мазкур хӯрданиҳои барои уммати Ислом ҳаромро номбар кард, дар ояти зерин он чиро барои яҳудиҳо ҳаром карда аст, зикр менамояд. Мақсад аз овардани он баёни ин нукта аст, ки мушрикон дар боби чаҳорпоёни бар худ ҳаром сохтаашон аз назди Аллоҳ (ч) ҳеҷ ҳуҷҷат надоштанд, балки аз васвасаҳои Шайтон пайравӣ мекарданд. Аллоҳ (ч) мегӯяд:

(146) Ва Мо барои яҳудиҳо ҳар ҷонвареро, ки ба монанди шутур ва шутурмурғ ангуштони пояш аз ҳам ҷудо нест,[1] ҳаром сохтем ва аз гов ва гӯсфанд бар онҳо равғанашонро ҳаром кардем, ба ҷуз он равғане, ки пушт ё рӯдаҳояшон бардошта аст ва ё он равғане, ки ба мисли равғани думба ва паҳлӯ ба устухон омехта мебошад. Қавми яҳудро ба сабаби зулмашон бо ҳаром гардонидани ин навъи ҳайвонот ҷазо додем ва ба дурустӣ ки Мо дар он чи хабар медиҳем, рост мегӯем.

### Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои мазкур ҷоиз будани мунозара дар масъалаҳои илмӣ ва саҳеҳ будани қиёсро исбот мекунад;

2.Ягона роҳи шинохтани ҳалолу ҳаром пайғоми Худо ва роҳҳои илмии истинботи аҳком аст, ки донандагони соҳаи фиқҳ бар асоси он аз Қуръону Суннат ҳукм истихроҷ мекунанд;

3.Яке аз навъҳои зулм он аст, ки шахс бидуни дониш ва бе қонеъ гаштан дар таҳқиқи масъала оиди мавзӯоти динӣ фатво содир намояд, дар ҳоле ки намедонад оё дар он фатвои худ бо гумони ғолиб ҷавоби дурустро ёфта аст ё хайр;

4.Аз ҷумлаи раҳмати Аллоҳ (ч) ба бандагон он аст, ки дар ночорӣ барояшон иҷозаи истеъмоли ҳаромро дода аст.

1. Тафсири “كُلَّ ذِي ظُفُرٖ” ба маънои мазкур аз Абдуллоҳ ибни Аббос, Саид ибни Ҷубайр, Қатода ибни Диома, Муҷоҳид ибни Ҷабр ва ғайра ривоят шуда аст. (**Мутарҷим**)



فَإِن كَذَّبُوكَ فَقُل رَّبُّكُمْ ذُو رَحْمَةٍ وَاسِعَةٍ وَلَا يُرَدُّ
بَأْسُهُۥ عَنِ ٱلْقَوْمِ ٱلْمُجْرِمِينَ ﴿١٤٧﴾ سَيَقُولُ ٱلَّذِينَ أَشْرَكُوا۟
لَوْ شَآءَ ٱللَّهُ مَآ أَشْرَكْنَا وَلَآ ءَابَآؤُنَا وَلَا حَرَّمْنَا مِن شَىْءٍ
كَذَٰلِكَ كَذَّبَ ٱلَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ حَتَّىٰ ذَاقُوا۟ بَأْسَنَا
قُلْ هَلْ عِندَكُم مِّنْ عِلْمٍ فَتُخْرِجُوهُ لَنَآ إِن تَتَّبِعُونَ إِلَّا
ٱلظَّنَّ وَإِنْ أَنتُمْ إِلَّا تَخْرُصُونَ ﴿١٤٨﴾ قُلْ فَلِلَّهِ ٱلْحُجَّةُ ٱلْبَٰلِغَةُ
فَلَوْ شَآءَ لَهَدَىٰكُمْ أَجْمَعِينَ ﴿١٤٩﴾ قُلْ هَلُمَّ شُهَدَآءَكُمُ
ٱلَّذِينَ يَشْهَدُونَ أَنَّ ٱللَّهَ حَرَّمَ هَٰذَا فَإِن شَهِدُوا۟ فَلَا تَشْهَدْ
مَعَهُمْ وَلَا تَتَّبِعْ أَهْوَآءَ ٱلَّذِينَ كَذَّبُوا۟ بِـَٔايَٰتِنَا وَٱلَّذِينَ
لَا يُؤْمِنُونَ بِٱلْءَاخِرَةِ وَهُم بِرَبِّهِمْ يَعْدِلُونَ ﴿١٥٠﴾ ۞ قُلْ
تَعَالَوْا۟ أَتْلُ مَا حَرَّمَ رَبُّكُمْ عَلَيْكُمْ أَلَّا تُشْرِكُوا۟
بِهِۦ شَيْـًٔا وَبِٱلْوَٰلِدَيْنِ إِحْسَٰنًا وَلَا تَقْتُلُوٓا۟ أَوْلَٰدَكُم
مِّنْ إِمْلَٰقٍ نَّحْنُ نَرْزُقُكُمْ وَإِيَّاهُمْ وَلَا تَقْرَبُوا۟ ٱلْفَوَٰحِشَ
مَا ظَهَرَ مِنْهَا وَمَا بَطَنَ وَلَا تَقْتُلُوا۟ ٱلنَّفْسَ ٱلَّتِى حَرَّمَ ٱللَّهُ
إِلَّا بِٱلْحَقِّ ذَٰلِكُمْ وَصَّىٰكُم بِهِۦ لَعَلَّكُمْ تَعْقِلُونَ ﴿١٥١﴾


(147) Пас эй Паёмбар, агар онҳо туро дар он чи аз сӯи Аллоҳ (ч) овардаӣ, ба дурӯғгӯӣ нисбат диҳанд, бо мақсади тарғиб ва таҳдидашон бигӯ: “**Парвардигори шумо Соҳиби раҳмати васеъ аст. Аз раҳмати Ӯ он аст, ки ба шумо мӯҳлат медиҳад ва зуд ба азоб гирифторатон намесозад. Ва азоби Ӯ аз қавми исёнкор /чун биёяд/ рад карда намешавад**.”

(148) Ба зудӣ мушрикон аз хости Аллоҳ (ч) ва тақдири гузоштаи Ӯ оиди дурустии ширкашон ҳуҷҷат оварда мегӯянд: “**Агар Аллоҳ (ч) мехост, мо ва падаронамон ба Ӯ ширк намеовардем ва хӯрдани он чаҳорпоёнро бар хеш ҳаром намесохтем**.” Кофирони гузашта низ вакте паёмбаронро ба дурӯғгӯӣ нисбат медоданд, айнан ба ҳамин гуна ҳуҷҷати беасос чанг зада мегуфтанд: “**Агар Аллоҳ (ч) мехост, мо паёмбаронро дурӯғгӯй намедонистем.**” Онҳо ба такзиби хештан то чашидани азобамон идома доданд. Эй Паёмбар! Ба ин мушрикон бигӯ: “**Оё барои исботи ин гуфтаи худ, ки гӯё Аллоҳ (ч) аз шумо ширк овардан ва ҳаром донистани чаҳорпоёни ҳалол ё ҳалол донистани чаҳорпоёни ҳаромро писандида аст, ҳуҷҷат доред, то онро барои мо берун созед?! Содир шудани ҷиноятҳои ёдшуда аз тарафи шумо далели он шуда наметавонад, ки Аллоҳ (ч) онро писандида аст. Шумо дар ин бобат танҳо пайрави гумон ҳастед ва ба дурустӣ ки гумон ҳақиқатро собит намесозад. Ва бегумон шумо қавми дурӯғгӯе беш нестед**.”

(149) Эй Фиристодаи Мо! Ба ин мушрикон бигӯ: “**Модом ки шумо ғайр аз ин далели беасоси овардаатон дигар далеле надоред, пас бидонед, ки Аллоҳ (ч) далелҳои радношавандае дорад, ки дар баробари он кулли баҳонаҳои пешоварда ва шубҳаҳои ба он чанг задаатон маҳв ва ботил мегардад. Пас эй мушрикон! Агар Аллоҳ (ч) ба ҳамаи шумо тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро додан мехост, бешак онро бароятон медод.**”

(150) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон, ки аз пеши худ ҳалолро ҳаром дониста, ин ҳукмро ба Аллоҳ (ч) нисбат медиҳанд, бигӯ: “**Шоҳидони ин даъвои худро, ки гӯё Аллоҳ (ч) он чиро ҳаром медонед, ҳаром карда аст, ҳозир намоед**.” Пас эй Паёмбар, агар онҳо гувоҳӣ диҳанд, ки Аллоҳ (ч) инҳоро ҳаром сохта аст, пас гувоҳиашонро тасдиқ макун. Зеро онҳо дурӯғ мегӯянд. Ва аз он касоне, ки хоҳишоти нафси худро довар қарор медиҳанд, пайравӣ макун. Ҳамоно чун онҳо неъматҳои ҳалолро ҳаром донистанд, оятҳои Моро дурӯғ шумурданд. Ва аз касоне, ки ба охират имон надоранд ва онҳо маъбудҳои ботилро ба Парвардигорашон баробар сохта, ширк меоранд, пайравӣ макун. Он касе, ки бо Парвардигораш чунин таомул дорад, чӣ гуна метавон аз вай пайравӣ намуд?!

(151) Эй Паёмбар, ба мардум бигӯ: “**Биёед, то бар шумо он чиро Парвардигоратон ҳаром карда аст, бихонам. Фармуда аст, ки ба Ӯ чизеро шарик насозед ва ба падару модари хеш некӣ кунед ва ба сабаби фақр / он гуна ки мардуми даврони ҷоҳилият мекарданд / фарзандонатонро накушед. Шумо ва онҳоро Мо ризқ медиҳем. Ва ба гуноҳон он чи ошкор ва он чи ниҳон аст, наздик нашавед ва касеро, ки Аллоҳ (ч) куштанашро ҳаром гардонида аст, ҷуз ба ҳақ накушед**.” Қатли инсон танҳо дар суратҳои муқаррарсохтаи шариат ба мисли зинои шахси оиладор ва баъди пазируфтани Ислом аз он баргаштан дуруст аст.[1] Аллоҳ (ч) аз шумо он чиро зикр гашт, қотеона талаб карда аст, то ин ки дастурҳои Ӯро бифаҳмед ва амал намоед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бояд аз гуноҳоне, ки боиси азоб мегардад, парҳез кард. Зеро агар Худо уқубат кардани қавми гунаҳкорро қасд кунад, касе пеши Ӯро гирифта наметавонад;

2.Ҳуҷҷат овардан аз қазову қадар баъд аз он ки Худо ба бандагон қудрати ҷудо ва иҷро кардани некӣ ва бадиро дода аст, зулм ва ситезаҷӯии маҳз аст;

3.Оятҳои мазкур бар он далолат мекунад, ки ҳар кас фармонҳои Худоро ба андозаи фаҳмаш ба ҷо меорад;

4.Манъи Аллоҳ (ч) аз наздикшавӣ ба корҳои фаҳш аз манъи анҷоми он маънои бештар дорад. Зеро таъбири якум маънои онро дорад, ки ҳама муқаддимаҳо ва роҳу воситаҳои ба корҳои фаҳш расонанда ҳаром аст.

1. Бояд қайд кард, ки ҳатто дар мавридҳои шаръан ҷоиз низ ҳеҷ кас дар алоҳидагӣ ҳақи қатли касеро, ҳатто агар муртад гашта бошад, надорад. Иҷрои ҳудуд бар уҳдаи ҳокимон аст. Имом Куртубӣ (р) дар тафсири худ дар ин бобат иҷмои уламоро нақл карда аст. Ислом худҷазодиҳиро ба таври мутлақ иҷозат намедиҳад ва ҳатто нисбат ба касе, ки чунин мекунад, аз сӯи ҳокимон ҷазо дода мешавад. (**Мутарҷим**)

وَلَا تَقۡرَبُواْ مَالَ ٱلۡيَتِيمِ إِلَّا بِٱلَّتِي هِيَ أَحۡسَنُ حَتَّىٰ يَبۡلُغَ أَشُدَّهُۥۚ
وَأَوۡفُواْ ٱلۡكَيۡلَ وَٱلۡمِيزَانَ بِٱلۡقِسۡطِۖ لَا نُكَلِّفُ نَفۡسًا إِلَّا
وُسۡعَهَاۖ وَإِذَا قُلۡتُمۡ فَٱعۡدِلُواْ وَلَوۡ كَانَ ذَا قُرۡبَىٰۖ وَبِعَهۡدِ
ٱللَّهِ أَوۡفُواْۚ ذَٰلِكُمۡ وَصَّىٰكُم بِهِۦ لَعَلَّكُمۡ تَذَكَّرُونَ ١٥٢
وَأَنَّ هَٰذَا صِرَٰطِي مُسۡتَقِيمٗا فَٱتَّبِعُوهُۖ وَلَا تَتَّبِعُواْ ٱلسُّبُلَ
فَتَفَرَّقَ بِكُمۡ عَن سَبِيلِهِۦۚ ذَٰلِكُمۡ وَصَّىٰكُم بِهِۦ لَعَلَّكُمۡ
تَتَّقُونَ ١٥٣ ثُمَّ ءَاتَيۡنَا مُوسَى ٱلۡكِتَٰبَ تَمَامًا عَلَى ٱلَّذِيٓ
أَحۡسَنَ وَتَفۡصِيلٗا لِّكُلِّ شَيۡءٖ وَهُدٗى وَرَحۡمَةٗ لَّعَلَّهُم بِلِقَآءِ
رَبِّهِمۡ يُؤۡمِنُونَ ١٥٤ وَهَٰذَا كِتَٰبٌ أَنزَلۡنَٰهُ مُبَارَكٞ فَٱتَّبِعُوهُ
وَٱتَّقُواْ لَعَلَّكُمۡ تُرۡحَمُونَ ١٥٥ أَن تَقُولُوٓاْ إِنَّمَآ أُنزِلَ ٱلۡكِتَٰبُ
عَلَىٰ طَآئِفَتَيۡنِ مِن قَبۡلِنَا وَإِن كُنَّا عَن دِرَاسَتِهِمۡ لَغَٰفِلِينَ
١٥٦ أَوۡ تَقُولُواْ لَوۡ أَنَّآ أُنزِلَ عَلَيۡنَا ٱلۡكِتَٰبُ لَكُنَّآ أَهۡدَىٰ
مِنۡهُمۡۚ فَقَدۡ جَآءَكُم بَيِّنَةٞ مِّن رَّبِّكُمۡ وَهُدٗى وَرَحۡمَةٞۚ
فَمَنۡ أَظۡلَمُ مِمَّن كَذَّبَ بِـَٔايَٰتِ ٱللَّهِ وَصَدَفَ عَنۡهَاۗ سَنَجۡزِي ٱلَّذِينَ
يَصۡدِفُونَ عَنۡ ءَايَٰتِنَا سُوٓءَ ٱلۡعَذَابِ بِمَا كَانُواْ يَصۡدِفُونَ ١٥٧



(152) Ва бар шумо дастдарозӣ ба моли ятимро[1] ҳаром кардааст, магар ба он роҳе, ки дар он барояш манфиат бошад ва молаш афзоиш ёбад. Моли ятимонро то замони ба балоғат расидан ва камол ёфтан ҳифз кунед. Вақте ба балоғат расиданд, молашонро ба онҳо бисупоред. Ва кам кардан аз ченак ва тарозӯро бар шумо ҳаром карда аст, балки дар тиҷорат риояи адолат бароятон фарз аст. Мо ҳаргиз касеро хориҷ аз доираи тоқаташ ба коре мукаллаф намесозем. Аз ин рӯ, миқдори каме, ки гоҳо дар доду ситад ба фоидаю зарари харидор ё фурӯшанда сурат мегирад, бе ҷазо аст. Ва чун лаб ба сухан мекушоед, пас адолатро риоя намоед, агарчи муҳокимашаванда бо шумо хеш бошад. Гуфтани ғайри ҳақиқатро бар шумо ҳаром гардонида аст. Дар боби хабар ё гувоҳӣ додан набояд рӯи хотири дӯст ё хешатонро риоя созед. Ва агар бо Аллоҳ (ч) ва ё бо номи Ӯ аҳду паймон бастед, шикастани он ҳаром аст, балки вафо ба он паймон бар шумо фарз аст. Аллоҳ (ч) шуморо ба аҳкоми гузашта, қотеона дастур дода аст, то панд гиред ва аз ҳаромҳо боз истед.
(153) Ва бар шумо пайравӣ аз роҳҳои залолат ҳаром аст. Он чи шуморо ба он дастур додам, роҳи рости Ман аст. Пас аз он пайравӣ кунед, зеро пайравиаш бар шумо фарз аст. Аз роҳҳои залолат пайравӣ макунед, ки шуморо ба парокандагӣ ва дуршавӣ аз роҳи ҳақ мебарад. Аллоҳ (ч) шуморо ба паймудани роҳи рости Худ қотеона фармон дода аст, то бо иҷрои амрҳо ва дурӣ ҷустан аз ҳаромҳо парҳезкорӣ намоед.
(154) Сипас баъд аз огоҳ кунонидани шумо ба аҳкоми гузашта ба маълумотатон мерасонем, ки Мо ба Мӯсо бо мақсади такмили неъмат ва додани ҷазои некиҳояш ва баёни заруриёти динӣ ва роҳнамоӣ ба сӯи ҳақ ва изҳори меҳрубонӣ Тавротро додем, то қавмаш ба мулоқоти рӯзи қиёмат бо Парвардигори худ имон биёранд ва бо амалҳои солеҳ барои он рӯз омодагӣ бинанд.
(155) Ва ин Қуръоне, ки Мо фуруд овардем, Китоби бобаракат аст, зеро он шомили нафъи дину дунё мебошад. Пас аз он чи дар ин Китоб нозил шуда аст, пайравӣ кунед ва аз мухолифаташ бипарҳезед, то аз сӯи Парвардигор мавриди раҳмат қарор гиред.
(156) То шумо мушрикони араб нагӯед, ки: "**Аллоҳ (ч) қабл аз мо ба яҳуд ва насоро Тавроту Инҷилро нозил сохт, вале ба мо китоб нозил накарда аст. Ва ба дурустӣ ки мо Китобҳои онҳоро хондан наметавонем, зеро забонашонро намедонем**."
(157) Ва то нагӯед: "**Агар Аллоҳ (ч) ба мо низ монанди яҳудиҳо ва насрониҳо китоб нозил мекард, албатта, ба роҳи рост аз онҳо ҳидояти бештар меёфтем.**" Ҳамоно бароятон Китобе омада аст, ки Аллоҳ (ч) онро ба забони модариатон бар Паёмбараш Муҳаммад (с) нозил карда, ҳуҷҷати равшан ва роҳнамои роҳи ҳақиқат ва раҳмати илоҳӣ бар уммати исломӣ аст. Минбаъд узрҳои беасос ва иллатҳои ботил пеш наоред. Пас ҳеҷ кас аз шахсе нест, ки оятҳои Аллоҳ (ч)-ро дурӯғ мешуморад ва аз он рӯй мегардонад, золимтар нест. Мо ҳатман касонеро, ки аз оятҳоямон рӯй тофтаанд, ба сабаби ин кирдорашон бо дохил намудан ба оташи дӯзах уқубати сахт мекунем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Кор гирифтан аз моли ятим танҳо дар доираи он чи барояш манфиатнок бошад, ҷоиз ва дар ғайри он қатъиян манъ аст. Моли ятим баъди ба камол расидан ба вай супорида мешавад;

2.Роҳҳои гумроҳӣ хеле зиёд буда, фақат роҳи Ҳақ субҳонаҳу ва таоло шахсро ба соҳили наҷот мерасонад;

3.Аз асоситарин сабабҳои ноил гаштан ба раҳмати Парвардигор пайравии илмӣ ва амалӣ ба Қуръони карим аст.

1. Аз нигоҳи шаръ, ятим касест, ки дар овони хурдсолӣ падари худро аз даст додааст. (**Муаллифон**)

(158) Эй Паёмбар! Оё таксибгарон мунтазири омадани фариштаи марг ва ёваронаш барои қабзи ҷон, ё омадани Парвардигорат дар рӯзи қиёмат барои қазоват байни бандагон, ё омадани баъзе аз нишонаҳои қиёмат аз ҷониби Парвардигорат ҳастанд?! Рӯзе, ки баъзеи нишонаҳои Парвардигорат ба мисли тулӯи хуршед аз мағриб, ояд, имон овардани кофир ё амали шоистаи мӯъмине, ки қабл аз ин онро накарда буд, ба онҳо манфиат намерасонад. Эй Паёмбар! Ба таксибгарони ин ҳақиқат бигӯ: “**Дар интизори яке аз ҳолатҳои номбаршуда бошед. Мо низ интизорӣ мекашем**.”

(159) Эй Паёмбар! Ҳамоно касоне аз яҳуду насоро, ки дини худро бо амал кардан ба баъзеи он ва тарки баъзеи дигар пароканда сохта ва ба гурӯҳҳо ҷудо шудаанд, ту ҳаргиз аз онҳо нестӣ, балки аз гумроҳии онҳо безорӣ.[1] Масъулияти ту танҳо аз бим додани онҳо иборат аст. Корҳояшон дар ихтиёри Аллоҳ (ч) аст. Сипас Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат онҳоро аз он чи дар дунё мекарданд, огоҳ сохта,ҷазояшон медиҳад.

(160) Ҳар ки рӯзи қиёмат як некӣ орад, Аллоҳ (ч) онро бароям даҳ баробар афзун месозад ва ҳар ки як бадӣ орад, Аллоҳ (ч) ӯро ба қадри он, на аз он афзунтар азоб мекунад. Ва онҳо рӯзи қиёмат бо камшавии савоби некиҳо ё зиёдшавии уқубати бадиҳояшон зулм намешаванд.

(161) Ва эй Паёмбар, ба ин мушрикони таксибгари ҳақиқатҳо бигӯ: “**Ҳамоно Парвардигорам маро ба роҳи рост роҳнамоӣ карда аст, роҳи дине, ки касро ба фоидаҳои дунёву охират расонида, ойини Иброҳимест, ки пайваста моил ба ҳақиқат буд ва ҳаргиз аз ҷумлаи мушрикон набуд**.”

(162) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Намозам ва забҳи ҳайвон карданам ва ҳаётам ва маргам танҳо хос ба хотири Аллоҳи Парвардигори ҳама мавҷудот аст. Ҳеҷ кас ҷуз Аллоҳ (ч) дар ибодатам саҳм надорад**.

(163) **Ӯ шарике надорад ва ҷуз Ӯ маъбуди барҳақ нест. Ва Аллоҳ (ч) маро ба ин тавҳиди холис дастур дода аст ва ман аз миёни ин уммат нахустин шахси таслимшуда ҳастам**.”

(164) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Оё ғайр аз Аллоҳ (ч) Парвардигори дигар ҷустуҷӯ кунам, дар ҳоле ки Ӯ Парвардигори тамоми чиз аст?! Молики маъбудҳои шумо низ Аллоҳ (ч) аст. Ва ҳеҷ касе гуноҳеро ҷуз бар зарари хештан муртакиб намешавад ва ҳеҷ бегуноҳе бори гуноҳи каси дигарро намебардорад ва бароям ҷавобгар намегардад. Сипас дар рӯзи қиёмат бозгашти ҳамаатон танҳо ба сӯи Ӯст ва дар онҷо шуморо аз он масъалаҳои динӣ, ки дар дунё бо ҳам ихтилоф мекардед, бохабар месозад.**”

(165) Ва Ӯ Он Зотест, ки шуморо дар замин барои обод кардани он ҷонишини гузаштагон сохт ва дараҷаҳои баъзеатонро дар офариниш, рӯзӣ ва ғайра аз баъзеи дигар баландтар бардошт, то шуморо бо он чи бароятон дода аст, озмоиш кунад. Ҳамоно Парвардигорат нисбат ба исёнкорон Зудуқубат ва ҳамоно Ӯ нисбат ба тавбакорон Бахшандаи Меҳрубон аст.



هَلْ يَنظُرُونَ إِلَّآ أَن تَأْتِيَهُمُ ٱلْمَلَٰٓئِكَةُ أَوْ يَأْتِيَ رَبُّكَ أَوْ يَأْتِيَ بَعْضُ
ءَايَٰتِ رَبِّكَ يَوْمَ يَأْتِي بَعْضُ ءَايَٰتِ رَبِّكَ لَا يَنفَعُ نَفْسًا إِيمَٰنُهَا
لَمْ تَكُنْ ءَامَنَتْ مِن قَبْلُ أَوْ كَسَبَتْ فِيٓ إِيمَٰنِهَا خَيْرًا قُلِ ٱنتَظِرُوٓاْ
إِنَّا مُنتَظِرُونَ ١٥٨ إِنَّ ٱلَّذِينَ فَرَّقُواْ دِينَهُمْ وَكَانُواْ شِيَعًا لَّسْتَ
مِنْهُمْ فِي شَيْءٍ إِنَّمَآ أَمْرُهُمْ إِلَى ٱللَّهِ ثُمَّ يُنَبِّئُهُم بِمَا كَانُواْ يَفْعَلُونَ
١٥٩ مَن جَآءَ بِٱلْحَسَنَةِ فَلَهُۥ عَشْرُ أَمْثَالِهَا وَمَن جَآءَ بِٱلسَّيِّئَةِ
فَلَا يُجْزَىٰٓ إِلَّا مِثْلَهَا وَهُمْ لَا يُظْلَمُونَ ١٦٠ قُلْ إِنَّنِي هَدَىٰنِي رَبِّيٓ
إِلَىٰ صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ دِينًا قِيَمًا مِّلَّةَ إِبْرَٰهِيمَ حَنِيفًا وَمَا كَانَ
مِنَ ٱلْمُشْرِكِينَ ١٦١ قُلْ إِنَّ صَلَاتِي وَنُسُكِي وَمَحْيَايَ وَمَمَاتِي لِلَّهِ
رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ١٦٢ لَا شَرِيكَ لَهُۥ وَبِذَٰلِكَ أُمِرْتُ وَأَنَا۠ أَوَّلُ ٱلْمُسْلِمِينَ
١٦٣ قُلْ أَغَيْرَ ٱللَّهِ أَبْغِي رَبًّا وَهُوَ رَبُّ كُلِّ شَيْءٍ وَلَا تَكْسِبُ كُلُّ
نَفْسٍ إِلَّا عَلَيْهَا وَلَا تَزِرُ وَازِرَةٌ وِزْرَ أُخْرَىٰ ثُمَّ إِلَىٰ رَبِّكُم
مَّرْجِعُكُمْ فَيُنَبِّئُكُم بِمَا كُنتُمْ فِيهِ تَخْتَلِفُونَ ١٦٤ وَهُوَ ٱلَّذِي جَعَلَكُمْ
خَلَٰٓئِفَ ٱلْأَرْضِ وَرَفَعَ بَعْضَكُمْ فَوْقَ بَعْضٍ دَرَجَٰتٍ لِّيَبْلُوَكُمْ فِي
مَآ ءَاتَىٰكُمْ إِنَّ رَبَّكَ سَرِيعُ ٱلْعِقَابِ وَإِنَّهُۥ لَغَفُورٌ رَّحِيمٌۢ ١٦٥


### Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ислом пайравонашро ба ваҳдат дастур дода, аз парокандагӣ манъ мекунад;

2.Аз ҷумлаи камоли адолат ва эҳсони Парвардигор он аст, ки дар ивази як некӣ даҳ некӣ ва дар ивази як бадӣ як уқубат муқаррар карда аст. Иваз кунонидани як некӣ бо даҳ некӣ камтарин дараҷаи он аст. Некӣ вобаста ба ихлоси шахс афзоиш мейбад;

3.Ойини Ислом аз пайравонаш талаб мекунад, ки ҳамаи корҳо ва тавоҷҷӯҳоти худро хоси Аллоҳ (ч) гардонанд. Банда бо анҷоми намоз, ибодат, иҷрои маросими ҳаҷ, забҳи ҳайвон ва тамоми амалҳои нек дар дунё ва он чи баъди марг барои анҷомаш тавсия шуда аст, фақат ба Аллоҳ (ч) рӯй меорад.

1. Маънои ҷумлаи “لســت منهم في شيء” аз сӯи аҳли тафсир ба ду маъно шарҳ шуда аст. Яке аз он маънои “**ту аз онҳо безор ҳастӣ**” буда, маънои дуюми он “**ту масъули онҳо нестӣ**” аст. (**Мутарҷим**)

سُورَةُ الأَعۡرَافِ
ترتيبها ٧ آياتها ٢٠٦

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الحزب ١٦
الٓمٓصٓ ١ كِتَٰبٌ أُنزِلَ إِلَيۡكَ فَلَا يَكُن فِي صَدۡرِكَ حَرَجٞ مِّنۡهُ
لِتُنذِرَ بِهِۦ وَذِكۡرَىٰ لِلۡمُؤۡمِنِينَ ٢ ٱتَّبِعُواْ مَآ أُنزِلَ إِلَيۡكُم
مِّن رَّبِّكُمۡ وَلَا تَتَّبِعُواْ مِن دُونِهِۦٓ أَوۡلِيَآءَۗ قَلِيلٗا مَّا تَذَكَّرُونَ
٣ وَكَم مِّن قَرۡيَةٍ أَهۡلَكۡنَٰهَا فَجَآءَهَا بَأۡسُنَا بَيَٰتًا أَوۡ هُمۡ
قَآئِلُونَ ٤ فَمَا كَانَ دَعۡوَىٰهُمۡ إِذۡ جَآءَهُم بَأۡسُنَآ إِلَّآ أَن قَالُوٓاْ
إِنَّا كُنَّا ظَٰلِمِينَ ٥ فَلَنَسۡـَٔلَنَّ ٱلَّذِينَ أُرۡسِلَ إِلَيۡهِمۡ وَلَنَسۡـَٔلَنَّ
ٱلۡمُرۡسَلِينَ ٦ فَلَنَقُصَّنَّ عَلَيۡهِم بِعِلۡمٖۖ وَمَا كُنَّا غَآئِبِينَ ٧
وَٱلۡوَزۡنُ يَوۡمَئِذٍ ٱلۡحَقُّۚ فَمَن ثَقُلَتۡ مَوَٰزِينُهُۥ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ
ٱلۡمُفۡلِحُونَ ٨ وَمَنۡ خَفَّتۡ مَوَٰزِينُهُۥ فَأُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ خَسِرُوٓاْ
أَنفُسَهُم بِمَا كَانُواْ بِـَٔايَٰتِنَا يَظۡلِمُونَ ٩ وَلَقَدۡ مَكَّنَّٰكُمۡ
فِي ٱلۡأَرۡضِ وَجَعَلۡنَا لَكُمۡ فِيهَا مَعَٰيِشَۗ قَلِيلٗا مَّا تَشۡكُرُونَ
١٠ وَلَقَدۡ خَلَقۡنَٰكُمۡ ثُمَّ صَوَّرۡنَٰكُمۡ ثُمَّ قُلۡنَا لِلۡمَلَٰٓئِكَةِ
ٱسۡجُدُواْ لِأٓدَمَ فَسَجَدُوٓاْ إِلَّآ إِبۡلِيسَ لَمۡ يَكُن مِّنَ ٱلسَّٰجِدِينَ ١١



## СУРАИ “АЪРОФ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ДУСАДУ ШАШ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака**:

Бо матраҳ кардани қиссаи паёмбарон баёни қонуни муборизаи доимӣ миёни имону куфр ва ёдрас шудани оқибати он.

**Тафсир:**

1 **“Алиф. Лом. Мим. Сод**.” Баҳс дар бораи маъно ва муҳтавои ин ҳуруф дар аввали сураи “**Бақара**” гузашта аст.

2 Эй Паёмбар! Қуръон Китобест, ки Аллоҳ (ҷ) онро бар ту нозил карда аст, пас набояд оиди он дар синаат тангӣ ва шубҳа ҷой гирад. Аллоҳ (ҷ) ин Китобро бар ту нозил сохт, то мардумро аз укубаташ битарсонӣ ва ҳуҷҷатро бар онҳо барпо намоӣ ва мӯъминонро панд бидиҳӣ. Шахсони боимон аз панди Қуръон манфиат мебаранд.

3 Эй мардум! Аз Китобе, ки Парвардигоратон бар шумо нозил карда аст ва аз суннати Паёмбаратон пайравӣ кунед. Ва ба ҷуз Аллоҳ (ҷ) аз хостаҳои Шайтонҳо ва пешвоёни бадкоре, ки онҳоро дӯсти худ медонед, пайравӣ макунед ва ба хотири пайравӣ аз талқинҳои онҳо он чиро Аллоҳ (ҷ) бароятон нозил сохта аст, раҳо масозед. Дар ҳақиқат шумо кам панд мегиред. Агар хуб панд мегирифтед, чизеро аз ҳақиқат боло нагузошта, тобеи роҳи Паёмбаратон шуда, бо он амал менамудед ва ғайри онро раҳо мекардед.

4 Ва чӣ қадар зиёданд теъдоди аҳли он деҳаҳое, ки вақте бар куфр ва гумроҳиашон идома доданд, Мо онҳоро бо азоби Худ нобуд сохтем. Пас азоби Мо ба онҳо шабона ё рӯзона дар ҳолати ғафлаташон фуруд омад ва худро аз он ҳимоят карда натавонистанд ва маъбудҳояшон низ аз уҳдаи ин кор набаромаданд.

5 Пас чун укубати Мо ба онҳо омад, суханашон ҷуз ин набуд, ки гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки мо ба сабаби куфр варзидан ситамкор будем**.” Онҳо бо ин сухан алайҳи хеш гувоҳӣ доданд ва ба гуноҳашон иқрор намуданд.

6 Пас Мо рӯзи қиёмат ҳатман умматҳоеро, ки ба сӯяшон паёмбар фиристода шуда аст, мепурсем, ки ба даъвати паёмбарон чӣ ҷавоб доданд ва ҳатман паёмбаронро низ дар бораи таблиғи дастурамон ба мардум ва посухи мардум ба даъвати онҳо мепурсем.

7 Пас аз рӯи илми дақиқи Хеш ба бандагон корҳоеро, ки дар дунё анҷом додаанд, хабар медиҳем. Ҳамоно Мо аз ҳамаи корҳои онҳо огоҳ будем, чизе аз илми Мо пинҳон набуд ва дар ҳеҷ соату лаҳза аз онҳо ғоиб набудем.

8 Ва баркашидани амалҳо дар қиёмат бо адолат иҷро мегардад ва камтарин зулм сурат намегирад. Пас он касоне, ки вақти баркашидани амал паллаи некиҳояшон дар тарозӯ аз паллаи бадиҳояшон вазнинтар гардад, бегумон онҳо касонеанд, ки ба ҷаннати ҷовидон ноил шуда, аз азоби даҳшатноки дӯзах наҷот ёфта, растагорони ҳақиқӣ ҳастанд.

9 Ва он касоне, ки дар қиёмат ҳангоми баркашидани амал паллаи бадиҳояшон дар тарозӯ аз паллаи некиҳояшон сангинтар шавад, пас ин ҷамоа касонеанд, ки ба сабаби инкори оятҳои Мо бо гирифторӣ ба ҳалокати абадӣ бар ҷони хештан зиён расонидаанд.

10 Ва эй фарзандони Одам, ба дурустӣ ки Мо шуморо дар замин ҷой додем ва асбоби маишатро бароятон падид овардем. Бояд шумо шукри инро ба ҷо меовардед, вале хеле андак сипосгузорӣ мекунед.

11 Ва эй мардум, ба дурустӣ ки Мо Падаратон Одамро халқ кардем, сипас барояш беҳтарин сурату андомро бахшидем, баъд аз он фариштагонро дастур додем, то ба хотири икром дар наздаш саҷдаи кунанд. Пас тамоми фариштагон амри Моро иҷро намуда, ба саҷда рафтанд, лекин Иблис бо кибру якравӣ аз саҷдакунандагон набуд.

**Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз мақсадҳои нозилшавии Қуръон бим додани кофирону саркашон ва панд додани бандагони боимон аст;

2.Худо Қуръонро барои мӯъминон нозил кард, то ба он пайравӣ намуда, амал кунанд. Дар сурати иҷрои ин тарбияташон комил мегардад, неъмати илоҳӣ бар онҳо ба итмом мерасад ва ба беҳтарин амал ва ахлоқ роҳнамоӣ мешаванд;

3.Дар рӯзи қиёмат аъмоли бандагон бар асоси адолат ва инсоф ченак мешавад ва камтарин зулм дар он рӯз сурат намегирад;

4.Худо заминро барои манфиати инсонҳо омода карда аст. Онҳо қудрати дар он сохтани бино, коштани зироат, берун кардани маъданҳои зери заминӣ ва аз он баҳраманд шуданро доранд.

قَالَ مَا مَنَعَكَ أَلَّا تَسۡجُدَ إِذۡ أَمَرۡتُكَۖ قَالَ أَنَا۠ خَيۡرٞ مِّنۡهُ خَلَقۡتَنِي مِن نَّارٖ
وَخَلَقۡتَهُۥ مِن طِينٖ ١٢ قَالَ فَٱهۡبِطۡ مِنۡهَا فَمَا يَكُونُ لَكَ أَن تَتَكَبَّرَ
فِيهَا فَٱخۡرُجۡ إِنَّكَ مِنَ ٱلصَّٰغِرِينَ ١٣ قَالَ أَنظِرۡنِيٓ إِلَىٰ يَوۡمِ يُبۡعَثُونَ
١٤ قَالَ إِنَّكَ مِنَ ٱلۡمُنظَرِينَ ١٥ قَالَ فَبِمَآ أَغۡوَيۡتَنِي لَأَقۡعُدَنَّ لَهُمۡ
صِرَٰطَكَ ٱلۡمُسۡتَقِيمَ ١٦ ثُمَّ لَأٓتِيَنَّهُم مِّنۢ بَيۡنِ أَيۡدِيهِمۡ وَمِنۡ خَلۡفِهِمۡ
وَعَنۡ أَيۡمَٰنِهِمۡ وَعَن شَمَآئِلِهِمۡۖ وَلَا تَجِدُ أَكۡثَرَهُمۡ شَٰكِرِينَ ١٧ قَالَ
ٱخۡرُجۡ مِنۡهَا مَذۡءُومٗا مَّدۡحُورٗاۖ لَّمَن تَبِعَكَ مِنۡهُمۡ لَأَمۡلَأَنَّ جَهَنَّمَ مِنكُمۡ
أَجۡمَعِينَ ١٨ وَيَٰٓـَٔادَمُ ٱسۡكُنۡ أَنتَ وَزَوۡجُكَ ٱلۡجَنَّةَ فَكُلَا مِنۡ حَيۡثُ
شِئۡتُمَا وَلَا تَقۡرَبَا هَٰذِهِ ٱلشَّجَرَةَ فَتَكُونَا مِنَ ٱلظَّٰلِمِينَ ١٩ فَوَسۡوَسَ
لَهُمَا ٱلشَّيۡطَٰنُ لِيُبۡدِيَ لَهُمَا مَا وُۥرِيَ عَنۡهُمَا مِن سَوۡءَٰتِهِمَا وَقَالَ
مَا نَهَىٰكُمَا رَبُّكُمَا عَنۡ هَٰذِهِ ٱلشَّجَرَةِ إِلَّآ أَن تَكُونَا مَلَكَيۡنِ
أَوۡ تَكُونَا مِنَ ٱلۡخَٰلِدِينَ ٢٠ وَقَاسَمَهُمَآ إِنِّي لَكُمَا لَمِنَ ٱلنَّٰصِحِينَ ٢١
فَدَلَّىٰهُمَا بِغُرُورٖۚ فَلَمَّا ذَاقَا ٱلشَّجَرَةَ بَدَتۡ لَهُمَا سَوۡءَٰتُهُمَا وَطَفِقَا
يَخۡصِفَانِ عَلَيۡهِمَا مِن وَرَقِ ٱلۡجَنَّةِۖ وَنَادَىٰهُمَا رَبُّهُمَآ أَلَمۡ أَنۡهَكُمَا عَن
تِلۡكُمَا ٱلشَّجَرَةِ وَأَقُل لَّكُمَآ إِنَّ ٱلشَّيۡطَٰنَ لَكُمَا عَدُوّٞ مُّبِينٞ ٢٢



12 Аллоҳ (ч) бо сарзаниш ба Иблис гуфт: “**Вақте туро фармон додам, ки назди Одам саҷда кун, чӣ туро аз иҷрои он боз дошт?!**” Иблис дар ҷавоб гуфт: “**Беҳтар будани ман аз Одам маро нагузошт, ки наздаш саҷда кунам. Ту маро аз оташ ва ӯро аз гил офаридаӣ. Маълум аст, ки оташ аз гил шарофати бештар дорад.**”

13 Аллоҳ (ч) ба Иблис гуфт: “**Ба сабаби нофармониат аз ҷаннат поён рав. Зеро ту ҳаққи дар ин ҷо кибр кардан надорӣ, чунки ин манзили бандагони пок аст. Барои ҳамин боқӣ мондани ту дар ин макон дуруст нест. Аз ин ҷо берун шав. Ҳамоно ту агарчи худро аз Одам шарифтар мепиндорӣ, вале дар ҳақиқат аз мавҷудоти пасту залил ҳастӣ.**”

14 Иблис гуфт: “**Эй Парвардигорам, ба ман то рӯзи растохез мӯҳлат бидеҳ, то ҳар киро аз мардум битавонам, гумроҳ кунам.**”

15 Аллоҳ (ч) ба вай гуфт: “**Эй Иблис! Ба дурустӣ ки ту аз мӯҳлатдодашудагоне ҳастӣ, ки маргашон рӯзи дамидани сури якум[1] фаро мерасад. Он рӯз ҳамаи халоиқ ҷуз Офаридгори Ягона мемиранд.**”

16 Иблис гуфт: “**Ба сабаби он ки Ту маро гумроҳ кардӣ ва амратро оиди саҷдаи назди Одам тарк кардам, ҳатман барои аз роҳи дуруст баргардондани фарзандони Одам дар роҳи рости Ту менишинам, то онҳо низ монанди гумроҳ гаштани ман аз саҷдаи падарашон аз роҳи Ту гумроҳ шаванд.**”

17 Сипас аз сӯи пешашон ва аз пушташон ва аз ҷониби росташон ва аз ҷониби чапашон бо васвасаи бераѓбат сохтанашон аз охират, шавқманд гардониданашон ба дунёи нопойдор, андохтани шубҳа ва ороиш додани шаҳват ба наздашон меоям ва Ту бештарашонро ба сабаби куфри ба онҳо талқин кардаам шукргузор намеёбӣ.

18 Аллоҳ (ч) ба вай гуфт: “**Эй Иблис, аз ҷаннат дар ҳоле берун шав, ки мазамматшудаю аз раҳматам рондашуда ҳастӣ. Савганд, ки ҳар кӣ аз бандагон туро пайравӣ кунад, дӯзахро аз ҳамаи шумо пур мекунам.**”

19 Ва Аллоҳ (ч) ба Одам гуфт: “**Эй Одам! Ту бо Ҳаввои ҳамсарат дар биҳишт сукунат кунед. Пас дар он ҷо аз ҳар неъмати поки бароятон дилкаш тановул намоед ва аз меваи ин дарахт махӯред. Зеро агар шумо баъд аз наҳйи Ман аз он бихӯред, аз золимони поймолсозандаи марзҳои илоҳӣ мегардед.**”

20 Шайтон ба хотири он ки шармгоҳи пӯшидаи Одам ва Ҳавворо дар пеши чашмонашон ошкор созад, онҳоро ба васваса андохт ва гуфт: “**Аллоҳ (ч) шуморо аз истеъмоли ин дарахт танҳо барои он манъ кардааст, ки дар сурати аз он хӯрдан ду фаришта ё аз бандагони дар ҷаннат ҷовид мегардед.**”

21 Ва ба номи Аллоҳ (ч) савганд ёд карда гуфт: “**Эй Одаму Ҳавво, бешак, ҳадафам аз ин машварат хайрхоҳии шумо аст. Ман ҳадафи дигаре надорам.**”

22 Пас Шайтон бо макру найрангаш онҳоро аз мақомашон поён овард. Сипас чун аз дарахти мамнӯъ хӯрданд, шармгоҳашон намоён гашт ва барои пӯшондани он ба часпондани баргони дарахти ҷаннат ба бадани хештан шурӯъ карданд ва Парвардигорашон ба онҳо нидо карда гуфт: “**Оё шуморо аз истеъмоли ин дарахт манъ накардам?! Оё шуморо ҳушдор дода нагуфтам, ки Шайтон душмани ошкори шумо аст?!**”

**Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои мазкур ифодагари он аст, ки ҳар ки фармони Худоро иҷро накунад, хор мегардад;

2.Шайтон душмании худро бо фарзандони Одам (а) эълон карда, таҳдид карда аст, ки бо ҳар роҳу васила онҳоро аз роҳи дуруст мунҳариф месозад;

3.Маъсият бағоят хатарнок буда, касро ба азоби динӣ ва дунявӣ гирифтор мегардонад.

1. Яъне, Худо баъзеи махлуқотро то дамидани сури якум боқӣ мегузорад ва Иблиси аз онҳост. (**Мутарҷим**)

قَالَا رَبَّنَا ظَلَمْنَا أَنفُسَنَا وَإِن لَّمْ تَغْفِرْ لَنَا وَتَرْحَمْنَا لَنَكُونَنَّ
مِنَ الْخَاسِرِينَ ٢٣ قَالَ اهْبِطُوا بَعْضُكُمْ لِبَعْضٍ عَدُوٌّ وَلَكُمْ
فِي الْأَرْضِ مُسْتَقَرٌّ وَمَتَاعٌ إِلَىٰ حِينٍ ٢٤ قَالَ فِيهَا تَحْيَوْنَ وَفِيهَا
تَمُوتُونَ وَمِنْهَا تُخْرَجُونَ ٢٥ يَا بَنِي آدَمَ قَدْ أَنزَلْنَا عَلَيْكُمْ
لِبَاسًا يُوَارِي سَوْآتِكُمْ وَرِيشًا وَلِبَاسُ التَّقْوَىٰ ذَٰلِكَ خَيْرٌ
ذَٰلِكَ مِنْ آيَاتِ اللَّهِ لَعَلَّهُمْ يَذَّكَّرُونَ ٢٦ يَا بَنِي آدَمَ لَا يَفْتِنَنَّكُمُ
الشَّيْطَانُ كَمَا أَخْرَجَ أَبَوَيْكُم مِّنَ الْجَنَّةِ يَنزِعُ عَنْهُمَا
لِبَاسَهُمَا لِيُرِيَهُمَا سَوْآتِهِمَا إِنَّهُ يَرَاكُمْ هُوَ وَقَبِيلُهُ مِنْ
حَيْثُ لَا تَرَوْنَهُمْ إِنَّا جَعَلْنَا الشَّيَاطِينَ أَوْلِيَاءَ لِلَّذِينَ لَا يُؤْمِنُونَ
٢٧ وَإِذَا فَعَلُوا فَاحِشَةً قَالُوا وَجَدْنَا عَلَيْهَا آبَاءَنَا وَاللَّهُ أَمَرَنَا
بِهَا قُلْ إِنَّ اللَّهَ لَا يَأْمُرُ بِالْفَحْشَاءِ أَتَقُولُونَ عَلَى اللَّهِ مَا لَا تَعْلَمُونَ
٢٨ قُلْ أَمَرَ رَبِّي بِالْقِسْطِ وَأَقِيمُوا وُجُوهَكُمْ عِندَ كُلِّ مَسْجِدٍ
وَادْعُوهُ مُخْلِصِينَ لَهُ الدِّينَ كَمَا بَدَأَكُمْ تَعُودُونَ ٢٩
فَرِيقًا هَدَىٰ وَفَرِيقًا حَقَّ عَلَيْهِمُ الضَّلَالَةُ إِنَّهُمُ اتَّخَذُوا
الشَّيَاطِينَ أَوْلِيَاءَ مِن دُونِ اللَّهِ وَيَحْسَبُونَ أَنَّهُم مُّهْتَدُونَ ٣٠



23 Одам ва Ҳавво гуфтанд: “**Парвардигоро! Мо бо хӯрдани он дарахти мамнӯъ бар ҷони хеш зулм кардем ва агар Ту гуноҳони моро наомӯрзӣ ва ба ҳоли зорамон раҳм накунӣ, бегуфтугӯ, дар дунёву охират аз зиёнкорон мегардем.**”

24 Аллоҳ (ч) ба Одаму Ҳавво ва Иблис гуфт: “**Аз ҷаннат ба замин поён шавед. Ба зудӣ баъзеатон душмани баъзеи дигар мегардед ва шумо то вақти маълум дар замин қароргоҳ доред ва аз неъматҳои он баҳра хоҳед бурд.**”

25 Аллоҳ (ч) ба Одаму Ҳавво ва наслаш гуфт: “**Шумо то муддати муайянсохтаи Аллоҳ (ч) дар замин зиндагӣ карда, дар он мемиред ва дар он дафн мегардед ва рӯзи растохез аз он берун оварда мешавед.**”

26 Эй фарзандони Одам, Мо ба шумо тарзи сохтани либоси дар ҳадди заруратро, ки шармгоҳатонро пинҳон кунад ва либоси зинатро, ки хештанро дар байни мардум бо он ороиш диҳед, **илҳом намудем** ва пӯшиши ботинии тақво, ки бо иҷрои дастурҳо ва парҳез аз ҳаромҳо касб мешавад, аз либосҳои зоҳирӣ беҳтар аст. Он чи оиди либос зикр шуд, аз нишонаҳои қудрати Аллоҳ (ч) аст, то неъматҳои Ӯро ба хотир оред ва аз Ӯ сипосгузор бошед.

27 Эй фарзандони Одам, набояд Шайтон шуморо бо даъват ба тарки сатр ё даст кашидан аз тақво бифиребад, он гуна ки қаблан бо зинат додани хӯрдан аз дарахти мамнӯъ падару модаратонро фиреб дода, аз ҷаннат берунашон карда, либосашонро аз танашон кашид, то шармгоҳашонро ба онҳо ошкор намояд. Шайтон ва сипоҳиёнаш аз ҷинҳо шуморо мебинанд, аммо шумо онҳоро намебинед. Барои ҳамин аз онҳо сахт барҳазар бошед. Бешак, Мо Шайтонҳоро дӯсти касоне сохтаем, ки имон надоранд, аммо мӯъминони мухлисро гумроҳ сохта наметавонанд.

28 Ва чун мушрикон ба корҳои зишт ба мисли ширк овардан ба Аллоҳ (ч), бо тани бараҳна дар атрофи Хонаи Каъба тавоф кардан ва ғайра даст зананд, баҳона оварда мегӯянд: “**Мо падарони худро дар ҳолати анҷоми ин корҳо ёфтем ва моро ба иҷрои инҳо Аллоҳ (ч) фармон дода аст.**” Эй Паёмбар, дар ҷавобашон бигӯ: “**Аллоҳ (ч) бандагонашоро ба гуноҳ дастур намедиҳад, балки баръакс аз он манъ мекунад. Пас читавр чунин даъвои беасосро пеш меоред?! Оё бо дурӯғу тӯҳмат чизҳоеро нисбат ба Аллоҳ (ч) мегӯед, ки намедонед?!**”

29 Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: “**Ҳамоно Парвардигорам ба риояи адолат амр карда, ба амали зишт амр накарда аст ва дастур дода аст, ки ибодатро умуман ва хосатан дар масҷид холис барои Ӯ анҷом диҳед ва ягона Ӯро парастида, тоатро хоси Ӯ гардонед. Он гуна ки Ӯ бори аввал шуморо аз нестӣ пайдо кард, инчунин баъд аз марг шуморо зинда месозад. Зеро Зоте, ки қудрати бори нахуст офариданро дорад, дубора зинда кардан метавонад.**”

30 Ва ҳамоно Аллоҳ (ч) мардумро ба ду гурӯҳ ҷудо кунонида аст. Як гурӯҳи шуморо бо фароҳам овардани асбоби ҳидоят ва дур сохтани монеаҳои он роҳнамоӣ намуда ва бар гурӯҳи дигар гумроҳ шудан аз роҳи ҳақ лозим гардида аст. Зеро онҳо дар ҳақиқат ба ҷои Аллоҳ (ч) шайтонҳоро дӯсти хеш гирифта, таслим шуданд ва мепиндоштанд, ки ба роҳи рост ҳидоят ёфтаанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳар кас баъди содир кардани гуноҳ монанди Одам (а) ба он эътироф карда, омӯрзиш хоҳад, Аллоҳ таоло Ӯро бармегузинад ва ҳидоят мекунад. Аммо шахсе, ки баъди анҷоми гуноҳ худро ба Шайтон монанд карда, саркашӣ кунад ва кибр варзад, аз раҳмати Худо дур мегардад;

2.Либос зоҳирӣ ва ботинӣ мешавад. Навъи дуюми он тақво аст. Пӯшиши тақво доим бо соҳибаш ҳамроҳ буда, мояи зинати қалбу ҷонаш аст;

3.Бештари ёварони Шайтон мардумро ба тарки сатри аврат даъват мекунанд, то анҷоми кори зишт ва зино барояшон осон гардад;

4.Ҳидоят аз фазли илоҳӣ сарчашма мегирад ва гумроҳӣ нишонаи он аст, ки Аллоҳ (ч) бандаро ба ҳоли худ ҳавола карда аст. Шахс вақте аз ҳидоят маҳрум мемонад, ки бо ҷаҳлу ситам Шайтонро дӯст мегирад ва сабабгори гумроҳ гаштани хештан мегардад.

---

1. Феъли “**أَنزَلْنَا**”, ки дар забони тоҷикӣ ба маънои “**фуруд овардем**” тарҷума мешавад, дар тафсири “**Зод-ул-масир**”-и Имом Ибни Ҷавзӣ (р) ба се маъно омада аст. Мо дар тарҷумаи оят яке аз он маъноҳоро, ки “**Тарзи сохтани онро бароятон илҳом намудем**” аст, овардем. (**Мутарҷим**)



(31) Эй фарзандони Одам, ҳангоми намоз ва тавофи Каъба либоси тозаю покизаеро, ки аврататонро пӯшонад, бипӯшед ва аз неъматҳои ҳалол он чиро мехоҳед, бихӯред ва бинӯшед ва исрофкорӣ накунед ва аз марзи ҳалол ба сӯи ҳаром нагузаред. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) шахсони исрофкори аз марзҳои ҳалолу ҳаром гузарандаро дӯст намедорад.
(32) Эй Паёмбар, дар радди мушрикone, ки либосҳо, хӯрданиҳо ва дигар неъматҳои ҳалолро ҳаром медонанд, бигӯ: "**Чӣ касе либоси барои ороиши бандагонаш офаридаи Аллоҳ (ч) ва хӯрданиҳо, нӯшиданиҳо ва дигар ризқҳои ҳалоли покизаро бар шумо ҳаром карда аст**?!" Эй Паёмбар, бигӯ: "**Ин неъматҳо дар дунё лоиқи бандагони мӯъмин аст. Агарчи дар дунё ғайри мӯъминон низ дар он шарик ҳастанд, аммо дар охират хоси мӯъминон мебошад ва кофирон дар он шарик намешаванд. Зеро духули ҷаннат бар кофирон ҳаром аст.**" Мо оятҳои Худро барои қавми соҳиби илму идрок ҳамин гуна бо тафсил баён мекунем. Чунки онҳо аз ин баёни Мо суд мебаранд.
(33) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон, ки неъматҳои ҳалолро ҳаром медонанд, бигӯ: "**Бешак, Аллоҳ (ч) гуноҳони кабираи ошкор ва ниҳон ва ҳама навъи маъсият ва дастдарозӣ ба хуну молу номуси мардум ва бидуни далел ба Аллоҳ (ч) шарик сохтани чизе ва аз ҷоҳилона дар мавриди ном, сифат, феъл ва дини Аллоҳ (ч) сухан карданро бар шумо ба таври қатъӣ ҳаром сохта аст.**"
(34) Ва дар дунё ҳар насле мӯҳлати муайяни хештанро дорад. Пас чун вақти таъйиншудаашон ояд, як лаҳза пеш ва ақиб намераванд.
(35) Эй фарзандони Одам, вақте ба сӯи шумо аз байни қавматон паёмбарони Мо омада, бар шумо Китобҳои Моро тиловат кунанд, пас аз онҳо итоат ва аз Китобҳои овардаашон пайравӣ намоед. Пас касоне, ки бо иҷрои фармонҳо ва парҳез аз ҳаромҳо аз Аллоҳ (ч) метарсанд ва корҳои худро ислоҳ мекунанд, рӯзи қиёмат бар онҳо ҳаросе нест ва барои аз даст додани лаззатҳои дунё маҳзун намегарданд.
(36) Ва аммо кофироне, ки оятҳои Моро дурӯғ медонанд, ба он имон намеоранд ва аз рӯи кибру ғурур аз амал ба Китобҳои овардаи паёмбарон сарпечӣ мекунанд, онҳо аз бошандагони ҳамешагии дӯзах ҳастанд ва дар онҷо абадӣ мемонанд.
(37) Пас ҳеҷ кас аз он шахсе, ки бо ширк овардан бар Аллоҳ (ч) дурӯғ мебофад ё дар бораи Ӯ аз рӯи ҷаҳл сухан мекунад ва ё оятҳои равшани ҳидоятгари Ӯро дурӯғ мешуморад, золимтар нест. Ба ҷамоаи тавсифшуда саҳмашон аз лаззатҳои дунё, ки дар **Лавҳи Маҳфуз** барои онҳо муқаррар шуда аст, мерасад. То он гоҳ, ки чун фариштаи марг бо ёваронаш аз фариштагон барои қабзи ҷонашон оянд, бо сарзаниш ба онҳо мегӯянд: "**Он маъбудҳое, ки дар дунё ғайр аз Аллоҳ (ч) ибодат мекардед, куҷоянд?! Онҳоро фаро бихонед, то ба шумо дасти ёрӣ диҳанд**." Мушрикон дар ҷавоби фариштагон гӯянд: "**Маъбудҳое, ки дар дунё ибодат мекардем, аз назди мо рафта ва ғоиб гаштаанд. Дар куҷо буданашонро намедонем**." Ва бар алайҳи хештан гувоҳӣ медиҳанд, ки онҳо дар ҳақиқат кофир буданд, вале иқрорашон дар он рӯз ба зиёнашон меанҷомад ва барояшон суд намерасонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Шахси мӯъмин аз ҷониби Аллоҳ (ч) амр шуда аст, ки бояд расму ойинҳои дини Ӯро аз сатри аврат, оростани хештан дар вақти намоз, махсусан ҳангоми рафтан ба масҷид риоя намояд;

2.Ҳар ки бе дониш Қуръонро тафсир кунад ё фатво диҳад ва ё дар байни мардум доварӣ намояд, гӯё аз сӯи Аллоҳ (ч) сухан карда аст ва ин амал яке аз гуноҳони бузург мебошад;

3.Оятҳои мазкур далели он аст, ки шахсони боимон дучори ғаму ҳаросу даҳшат намешаванд. Агар муваққатӣ тарсе онҳоро фаро гирад, оқибат он ба осудагӣ табдил меёбад;

4.Золимтарин шахс касест, ки мақсади дини Худоро аз ду ҷиҳат аз байн мебарад. Якум он ки ҳар чи муроди Парвардигор аст, онро бекор месозад ва дуюм он ки барои мардум кореро тавре нишон медиҳад, ки гӯё писанди Парвардигор аст, дар ҳоле ки Парвардигор иҷрои онро аз бандагон нахоста аст.

قَالَ ٱدۡخُلُواْ فِيٓ أُمَمٖ قَدۡ خَلَتۡ مِن قَبۡلِكُم مِّنَ ٱلۡجِنِّ وَٱلۡإِنسِ
فِي ٱلنَّارِۖ كُلَّمَا دَخَلَتۡ أُمَّةٞ لَّعَنَتۡ أُخۡتَهَاۖ حَتَّىٰٓ إِذَا ٱدَّارَكُواْ
فِيهَا جَمِيعٗا قَالَتۡ أُخۡرَىٰهُمۡ لِأُولَىٰهُمۡ رَبَّنَا هَٰٓؤُلَآءِ أَضَلُّونَا فَـَٔاتِهِمۡ
عَذَابٗا ضِعۡفٗا مِّنَ ٱلنَّارِۖ قَالَ لِكُلّٖ ضِعۡفٞ وَلَٰكِن لَّا تَعۡلَمُونَ
٣٨ وَقَالَتۡ أُولَىٰهُمۡ لِأُخۡرَىٰهُمۡ فَمَا كَانَ لَكُمۡ عَلَيۡنَا مِن فَضۡلٖ
فَذُوقُواْ ٱلۡعَذَابَ بِمَا كُنتُمۡ تَكۡسِبُونَ ٣٩ إِنَّ ٱلَّذِينَ
كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا وَٱسۡتَكۡبَرُواْ عَنۡهَا لَا تُفَتَّحُ لَهُمۡ أَبۡوَٰبُ ٱلسَّمَآءِ
وَلَا يَدۡخُلُونَ ٱلۡجَنَّةَ حَتَّىٰ يَلِجَ ٱلۡجَمَلُ فِي سَمِّ ٱلۡخِيَاطِۚ وَكَذَٰلِكَ
نَجۡزِي ٱلۡمُجۡرِمِينَ ٤٠ لَهُم مِّن جَهَنَّمَ مِهَادٞ وَمِن فَوۡقِهِمۡ غَوَاشٖۚ
وَكَذَٰلِكَ نَجۡزِي ٱلظَّٰلِمِينَ ٤١ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ
لَا نُكَلِّفُ نَفۡسًا إِلَّا وُسۡعَهَآ أُوْلَٰٓئِكَ أَصۡحَٰبُ ٱلۡجَنَّةِۖ هُمۡ
فِيهَا خَٰلِدُونَ ٤٢ وَنَزَعۡنَا مَا فِي صُدُورِهِم مِّنۡ غِلّٖ تَجۡرِي
مِن تَحۡتِهِمُ ٱلۡأَنۡهَٰرُۖ وَقَالُواْ ٱلۡحَمۡدُ لِلَّهِ ٱلَّذِي هَدَىٰنَا لِهَٰذَا وَمَا كُنَّا
لِنَهۡتَدِيَ لَوۡلَآ أَنۡ هَدَىٰنَا ٱللَّهُۖ لَقَدۡ جَآءَتۡ رُسُلُ رَبِّنَا بِٱلۡحَقِّۖ
وَنُودُوٓاْ أَن تِلۡكُمُ ٱلۡجَنَّةُ أُورِثۡتُمُوهَا بِمَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٤٣



(38) Аллоҳ (ч) тавассути фариштагон мегӯяд: “**Эй мушрикон, ҳамроҳи инсонҳо ва ҷинҳое, ки пеш аз шумо бар куфру гумроҳӣ гузаштаанд, ба дӯзах дароед.**” Ҳар гоҳ ҷамоате дохили дӯзах шавад, ҷамоати дигари шабеҳи худро, ки пеш аз онҳо вориди ҷаҳаннам шудаанд, лаънат мекунад. То вақте ки паёпай ба ҷаҳаннам дароянд ва ҳамагӣ онҷо ҷамъ шаванд, ҷамоати баъд воридшуда, ки пайравонанд, дар ҳаққи ҷамоати пешвои якум даромада мегӯянд: “**Парвардигоро! Касоне, ки моро аз роҳи рост гумроҳ карданд, ҳаминҳо ҳастанд. Пас уқубати онҳоро барои он ки гумроҳиро дар назари мо зинат доданд, дучанд гардон**.” Аллоҳ (ч) дар посухи онҳо гӯяд: “**Ҳар як тоифаи шумо аз азоби дӯзах саҳми дучанди худро дорад, вале шумо ин ҳақиқатро намедонед ва онро дарк намекунед**.”

(39) Ва пешвоёни куфру залолат ба пайравонашон мегӯянд: “**Эй мардуми думрав, шумо аз мо фазли бештар надоред, ки азобатон сабук карда шавад. Имрӯз корҳои кардаатон ба эътибор гирифта мешавад. Дар пайравӣ аз роҳи ботил узре надоред. Барои ҳамин шумо низ ба мисли мо ба сабаби содир намудани куфру маъсият азоби илоҳиро бичашед.**”

(40) Ҳамоно касоне, ки оятҳои равшани Моро дурӯғ пиндоштанд ва аз итоат кардан ба он кибр варзиданд, рӯзи қиёмат аз ҳамаи навъи некӣ ноумед ҳастанд. Вақте вафот мекунанд, ба сабаби гуноҳи куфр варзидан дарҳои осмон барои истиқболи аъмол ва рӯҳашон кушода намешавад ва ҳаргиз ба ҷаннат намедароянд. Агар шутур, ки яке аз бузургҷуссатарин ҳайвонот аст аз сӯрохии сӯзан, ки яке аз хурдтарин чизҳост гузарад, он гоҳ кофирон ва мушрикон ба ҷаннат роҳ меёбанд. Аммо он гуна ки гузаштани шутур аз сӯрохии сӯзан номумкин аст, ба ҳамин монанд духули онҳо ҳам ба ҷаннат номумкин аст. Ва Аллоҳ (ч) шахсонеро, ки гуноҳашон бузург аст, ҳамин тавр ҷазо медиҳад.

(41) Дар дӯзах барои ин такзибгарони мутакаббир аз зер бистари оташин ва аз болояшон болопӯши оташин бошад. Мо онҳоеро, ки бо куфр варзидан ва аз Офаридгори Ягона рӯй тофтан марзҳоро поймол мекунанд, ҳамин гуна ҷазо медиҳем.

(42) Ва шахсоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон меоранд ва ба қадри тавон корҳои нек мекунанд /чунки Мо ҳеҷ касро аз доираи тоқаташ бештар ба анҷоми коре мукаллаф намесозем/ онҳо бошандагони биҳиштанд. Онҳо дар биҳишт ҷовидон мемонанд.

(43) Ва аз камоли неъматҳои ҷаннат он аст, ки Мо кина ва нафрати дилашонро берун месозем ва аз зери қасрашон рӯдҳо ҷорӣ мебошад ва онҳо ба неъматҳои илоҳӣ эътироф карда мегӯянд: “**Сипосу ситоиш Он Парвардигореро, ки дар дунё бароямон тавфиқи ҳидоят ба анҷоми ин амали некро дода, моро ба ин мақом расонид ва агар тавфиқи илоҳӣ ёварамон намегашт, ба анҷоми аъмоли шоиста роҳ намеёфтем. Ба дурустӣ ки паёмбарони Парвардигорамон бо ҳақиқат ва ваъдаю бими ростин ба биҳишту дӯзах назди мо омада буданд.**” Ва он рӯз фариштагон нидо намуда, мегӯянд: “**Ин ҳамон ҷаннатест, ки паёмбарон ба шумо дар дунё хабар дода буданд ва он ба шумо ба сабаби он чи аз аъмоли солеҳ мекардед, дода шуда аст**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дӯстӣ ва садоқате, ки кофирон дар дунё бо ҳам доранд, рӯзи қиёмат ба душманӣ ва лаъни ҳамдигар табдил меёбад;

2.Дарҳои осмон барои истиқболи рӯҳи бандагони мӯъмин баъди берун шудан аз ҷасад кушода мегардад ва бо ноил шудан ба мақоми наздикӣ ба Парвардигор ва ризои Ӯ хушҳол мешаванд;

3.Дарҳои осмон барои рӯҳи кофирон кушода намегардад. Вақте равони онҳо баъди марг ба сӯи осмон мебарояд, ба вай рухсати вуруд дода намешавад. Ҳамон гунае, ки рӯҳи онҳо дар дунё ба сабаби куфр ва анҷоми маъсият сӯи осмон баланд нашуд, баъд аз марг низ чунин мешавад. Зеро подош аз навъи амал аст;

4.Аҳли ҷаннат бо фазлу раҳмати илоҳӣ аз дӯзах наҷот меёбанд ва дохили ҷаннат мегарданд, ба сабаби корҳо некашон манзилҳои биҳиштро ҳамчун мерос байни худ тақсим мекунанд. Расидан ба ҷаннат аз раҳмати Худо, балки олитарин дараҷаи марҳамати Ӯ аст.



سُورَةُ ٱلۡأَعۡرَافِ — ٱلۡجُزۡءُ ٱلثَّامِنُ

وَنَادَىٰٓ أَصۡحَٰبُ ٱلۡجَنَّةِ أَصۡحَٰبَ ٱلنَّارِ أَن قَدۡ وَجَدۡنَا مَا وَعَدَنَا
رَبُّنَا حَقّٗا فَهَلۡ وَجَدتُّم مَّا وَعَدَ رَبُّكُمۡ حَقّٗاۖ قَالُواْ نَعَمۡۚ فَأَذَّنَ
مُؤَذِّنُۢ بَيۡنَهُمۡ أَن لَّعۡنَةُ ٱللَّهِ عَلَى ٱلظَّٰلِمِينَ ٤٤ ٱلَّذِينَ يَصُدُّونَ عَن
سَبِيلِ ٱللَّهِ وَيَبۡغُونَهَا عِوَجٗا وَهُم بِٱلۡأٓخِرَةِ كَٰفِرُونَ ٤٥ وَبَيۡنَهُمَا
حِجَابٞۚ وَعَلَى ٱلۡأَعۡرَافِ رِجَالٞ يَعۡرِفُونَ كُلَّۢا بِسِيمَىٰهُمۡۚ وَنَادَوۡاْ
أَصۡحَٰبَ ٱلۡجَنَّةِ أَن سَلَٰمٌ عَلَيۡكُمۡۚ لَمۡ يَدۡخُلُوهَا وَهُمۡ يَطۡمَعُونَ ٤٦
۞ وَإِذَا صُرِفَتۡ أَبۡصَٰرُهُمۡ تِلۡقَآءَ أَصۡحَٰبِ ٱلنَّارِ قَالُواْ رَبَّنَا لَا تَجۡعَلۡنَا
مَعَ ٱلۡقَوۡمِ ٱلظَّٰلِمِينَ ٤٧ وَنَادَىٰٓ أَصۡحَٰبُ ٱلۡأَعۡرَافِ رِجَالٗا يَعۡرِفُونَهُم
بِسِيمَىٰهُمۡ قَالُواْ مَآ أَغۡنَىٰ عَنكُمۡ جَمۡعُكُمۡ وَمَا كُنتُمۡ تَسۡتَكۡبِرُونَ ٤٨
أَهَٰٓؤُلَآءِ ٱلَّذِينَ أَقۡسَمۡتُمۡ لَا يَنَالُهُمُ ٱللَّهُ بِرَحۡمَةٍۚ ٱدۡخُلُواْ ٱلۡجَنَّةَ
لَا خَوۡفٌ عَلَيۡكُمۡ وَلَآ أَنتُمۡ تَحۡزَنُونَ ٤٩ وَنَادَىٰٓ أَصۡحَٰبُ ٱلنَّارِ أَصۡحَٰبَ
ٱلۡجَنَّةِ أَنۡ أَفِيضُواْ عَلَيۡنَا مِنَ ٱلۡمَآءِ أَوۡ مِمَّا رَزَقَكُمُ ٱللَّهُۚ قَالُوٓاْ
إِنَّ ٱللَّهَ حَرَّمَهُمَا عَلَى ٱلۡكَٰفِرِينَ ٥٠ ٱلَّذِينَ ٱتَّخَذُواْ دِينَهُمۡ لَهۡوٗا
وَلَعِبٗا وَغَرَّتۡهُمُ ٱلۡحَيَوٰةُ ٱلدُّنۡيَاۚ فَٱلۡيَوۡمَ نَنسَىٰهُمۡ كَمَا نَسُواْ
لِقَآءَ يَوۡمِهِمۡ هَٰذَا وَمَا كَانُواْ بِـَٔايَٰتِنَا يَجۡحَدُونَ ٥١

١٥٦

44 Ва бошандагони ҷаннат дӯзахиёнро баъди ҷойгир шудани ҳар ду гурӯҳ дар манзили ҷовидонаи хеш нидо карда, мегӯянд: “**Мо имрӯз ҷаннатеро, ки Парвардигорамон бароямон ваъда дода буд, рост ёфтем. Ӯ моро ба биҳишти ҷовидон дохил кард. Пас эй кофирон! Оё шумо низ он дӯзахеро, ки Парвардигоратон шуморо аз он бим медод, рост ёфтед**?!” Кофирон гӯянд: “**Оре, мо имрӯз он дӯзахеро, ки Парвардигорамон моро аз он бим медод, рост ёфтем**.” Пас мунодие дар миёни онҳо нидо карда, аз Аллоҳ (ҷ) хоҳиш менамояд, ки золимонро аз раҳматаш дур гардонад. Дар дунё дари раҳмати илоҳӣ барояшон боз буд, вале онҳо аз он баргаштанд.
45 Инҳо золимоне ҳастанд, ки дар дунё аз роҳи рости Аллоҳ (ҷ) рӯй гардонида, мардумро аз он боз медоштанд ва барои роҳи Аллоҳ (ҷ) каҷӣ мехостанд ва онҳо ба охират куфр варзида, омодагии онро намедиданд.
46 Ва миёни аҳли ҷаннат ва дӯзах девори баландест, ки “**Аъроф**” номгузорӣ шуда ва бар он девор мардоне қарор доранд, ки некиҳо ва бадиҳояшон баробар буда, аҳли ҷаннатро аз рӯи нишонаҳо ба мисли нури чеҳра ва инчунин дӯзахиёнро аз рӯи нишонаҳо ба мисли сиёҳии башара мешиносанд. Ва онҳо ба аҳли ҷаннат эҳтиромона нидо карда мегӯянд: “**Салом бар шумо.**” Аҳли биҳишт ҳанӯз ба биҳишт дохил нашудаанд ва бо раҳмати илоҳӣ умеди даромаданашро доранд.[1]
47 Ва чун дидагони аҳли Аъроф ба сӯи аҳли дӯзах баргардонида шавад ва азоби онҳоро мушоҳида кунанд, бо дуову илтиҷо ба Аллоҳ (ҷ) рӯй оварда мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо! Моро бо касоне, ки бо куфру ширк бар ҷонашон зулм кардаанд, ҳамроҳ магардон.**”
48 Ва аҳли Аъроф мардони аз аҳли дӯзахро, ки аз рӯи нишонаи башараи сиёҳ ва чашми кабудашон мешиносанд, нидо карда мегӯянд: “**Имрӯз молу пайравони зиёде, ки дар дунё доштед ва аз он фахр мекардед ба шумо нафъ нарасонид ва низ бо кибр аз ҳақ сарпечӣ намуданатон ба шумо нафъ нарасонид**.”
49 Ва Аллоҳ (ҷ) бо сарзаниш ба кофирон мегӯяд: “**Оё шумо дар ҳаққи ҳамин мӯъминон савганд ёд карда, мегуфтед, ки Аллоҳ (ҷ) онҳоро ба раҳматаш ноил намесозад**?!” Ва ба мӯъминон мегӯяд: “**Эй мӯъминон, ба ҷаннат дар ҳоле дароед, ки дигар аз ояндаатон наметарсед ва бо ҳосил намудани неъмати абадӣ барои аз даст додани лаззатҳои дунё ғамгин намешавед**.”
50 Ва аҳли дӯзах аҳли ҷаннатро нидо карда, бо илтиҷо мегӯянд: “**Эй аҳли ҷаннат, аз об ё таоме, ки Аллоҳ (ҷ) ба шумо рӯзӣ намуда аст, бар мо бирезед**.” Аҳли ҷаннат мегӯянд: “**Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) об ва таоми ҷаннатро барои кофирон ҳаром карда аст. Мо ба шумо бо он чи Аллоҳ (ҷ) бароятон ҳаром карда аст, кӯмак намерасонем**.”
51 Ин кофирон касонеанд, ки дини ба тобеияти он маъмӯр шудаи хештанро ба масхара ва бозӣ гирифтаанд ва зиндагонии дунё онҳоро бо зинаташ фиребида аст. Пас Мо рӯзи қиёмат онҳоро тарк месозем ба дӯзах медарорем, он гуна ки онҳо низ дар дунё мулоқоти имрӯзро фаромӯш карда, барои он амал накарданд ва омодагӣ надиданд ва бо вуҷуди он ки ҳақиқат доштани ҳуҷҷатҳои Моро медонистанд, онро инкор менамуданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Адами имон ба охират сабаби рӯй овардан ба шаҳват мегардад;

2.Мардум дар рӯзи қиёмат ба ҳақиқат доштани ваъдаи илоҳӣ ба мӯъминон ва бим додани кофирон яқин ҳосил мекунанд;

3.Мардум дар қиёмат ба биҳиштӣ ва дӯзахӣ ҷудо мешаванд. Дар байни инҳо гурӯҳи дигаре низ ҳаст, ки некиҳо ва бадиҳояшон баробар буда, як муддат дар Аъроф қарор мегиранд ва оқибат вориди ҷаннат мегарданд;

4.Бояд шахсони соҳиби молу мансаб ва пайрави зиёд бидонанд, ки дороиашон азоби илоҳиро аз онҳо дур карда наметавонад.

---

1. Қавли ҷумҳури муфассирон он аст, ки фоили феъли “يدخلوها لم” ба асҳоби Аъроф бармегардад. Яъне, асҳоби Аъроф ҳанӯз ба ҷаннат надаромадаанд, аммо умеди даромаданро доранд. (**Мутарҷим**)

وَلَقَدۡ جِئۡنَٰهُم بِكِتَٰبٖ فَصَّلۡنَٰهُ عَلَىٰ عِلۡمٍ هُدٗى وَرَحۡمَةٗ
لِّقَوۡمٖ يُؤۡمِنُونَ ٥٢ هَلۡ يَنظُرُونَ إِلَّا تَأۡوِيلَهُۥۚ يَوۡمَ يَأۡتِي تَأۡوِيلُهُۥ
يَقُولُ ٱلَّذِينَ نَسُوهُ مِن قَبۡلُ قَدۡ جَآءَتۡ رُسُلُ رَبِّنَا بِٱلۡحَقِّ
فَهَل لَّنَا مِن شُفَعَآءَ فَيَشۡفَعُواْ لَنَآ أَوۡ نُرَدُّ فَنَعۡمَلَ غَيۡرَ ٱلَّذِي
كُنَّا نَعۡمَلُۚ قَدۡ خَسِرُوٓاْ أَنفُسَهُمۡ وَضَلَّ عَنۡهُم مَّا كَانُواْ
يَفۡتَرُونَ ٥٣ إِنَّ رَبَّكُمُ ٱللَّهُ ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ
فِي سِتَّةِ أَيَّامٖ ثُمَّ ٱسۡتَوَىٰ عَلَى ٱلۡعَرۡشِۖ يُغۡشِي ٱلَّيۡلَ ٱلنَّهَارَ
يَطۡلُبُهُۥ حَثِيثٗا وَٱلشَّمۡسَ وَٱلۡقَمَرَ وَٱلنُّجُومَ مُسَخَّرَٰتِۭ
بِأَمۡرِهِۦٓۗ أَلَا لَهُ ٱلۡخَلۡقُ وَٱلۡأَمۡرُۗ تَبَارَكَ ٱللَّهُ رَبُّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٥٤
ٱدۡعُواْ رَبَّكُمۡ تَضَرُّعٗا وَخُفۡيَةًۚ إِنَّهُۥ لَا يُحِبُّ ٱلۡمُعۡتَدِينَ ٥٥
وَلَا تُفۡسِدُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ بَعۡدَ إِصۡلَٰحِهَا وَٱدۡعُوهُ خَوۡفٗا وَطَمَعًاۚ
إِنَّ رَحۡمَتَ ٱللَّهِ قَرِيبٞ مِّنَ ٱلۡمُحۡسِنِينَ ٥٦ وَهُوَ ٱلَّذِي يُرۡسِلُ
ٱلرِّيَٰحَ بُشۡرَۢا بَيۡنَ يَدَيۡ رَحۡمَتِهِۦۖ حَتَّىٰٓ إِذَآ أَقَلَّتۡ سَحَابٗا ثِقَالٗا
سُقۡنَٰهُ لِبَلَدٖ مَّيِّتٖ فَأَنزَلۡنَا بِهِ ٱلۡمَآءَ فَأَخۡرَجۡنَا بِهِۦ مِن كُلِّ
ٱلثَّمَرَٰتِۚ كَذَٰلِكَ نُخۡرِجُ ٱلۡمَوۡتَىٰ لَعَلَّكُمۡ تَذَكَّرُونَ ٥٧



52 Ва Мо ба кофирон Қуръонеро овардем, ки онро аз рӯи дониш баён кардем, дар ҳоле ки он барои мӯъминон раҳнамо ба роҳи рост ва мояи раҳмат аст. Зеро онҳоро ба хайри дунёву охират ҳидоят мекунад.

53 Кофирон танҳо мунтазири вуқӯи азоби дардовари ваъда додаи Қуръон мебошанд, ки оқибаташон дар охират ба он меанҷомад. Рӯзе, ки ба кофирон азоб ва ба мӯъминон савоби ваъда додаи илоҳӣ ояд, он рӯз касоне, ки дар дунё бо Қуръон амал накарданд, мегӯянд: “**Ҳамоно паёмбарони Парвардигори мо дар дунё ҳақиқатро оварданд ва он аз ҷониби Аллоҳ (ч) омада буд. Эй кош, имрӯз миёнаравҳое медоштем, ки назди Аллоҳ (ч) барои наҷоти мо аз азоб шафоат мекарданд ва ё эй кош, бори дигар ба дунё бармегаштем, то дар ивази корҳои бади кардаамон амалҳои нек мекардем ва аз ин азоб наҷот меёфтем**.” Бегумон ин кофирон ба сабаби куфр варзидан ба Парвардигор худро ба вартаи ҳалокат андохта, ба ҷони хештан зиён расониданд ва маъбудҳои бофтаашон аз наздашон ғоиб гашта, ба онҳо ҳеҷ суде набахшиданд.

54 Бешак, Парвардигори шумо мардум Он Худое аст, ки осмонҳо ва заминро бе намунаи гузашта дар шаш рӯз офарид, сипас он гуна ки шоистаи Зоташ буда, кунҳи он аз фаҳму дарки башар хориҷ аст, болои арш баромад. Зулмати шабро бо рӯшноии рӯз ва рӯшноии рӯзро бо зулмати шаб мепӯшонад, ҳар яке якдигарро бо суръат талабида, аз он ба таъхир намеафтад. Чун шаб равад, рӯз ва чун рӯз равад, шаб меояд. Ва офтоб ва моҳ ва ситорагонро ромшудаи амри Худ офарид. Огоҳ бошед! Офариниш ва фармон танҳо аз они Худо аст. Оё ғайри Ӯ офаридгоре ҳаст?! Худои Парвардигори ҷаҳониён Боазамат ва Дорои эҳсони зиёд аст. Ӯ Соҳиби сифатҳои ифодагари азамат ва камол аст.

55 Эй мӯъминон, аз Парвардигоратон ҳоҷати худро бо зорию тавозӯъ ба таври ошкору ниҳон ва холисонаю дур аз ширк бипурсед. Зеро бешак, Аллоҳ (ч) бандагонеро, ки дар дуо аз марзи Ӯ мегузаранд, дӯст намедорад. Аз бузургтарин намунаи гузаштани марзҳои дуо он аст, ки шахс монанди мушрикон ғайри Аллоҳ (ч)-ро дуо кунад.

56 Ва дар замин баъд аз он ки Аллоҳ (ч) ба сабаби фиристодани паёмбарон ва ибодаташ онро обод ва ислоҳ карда аст, бо даст задан ба гуноҳ фасодкорӣ макунед. Ва ҳоҷати худро аз Аллоҳ (ч) бо эҳсоси тарс аз уқубат ва умедворӣ ба раҳматаш бипурсед. Ба дурустӣ ки раҳмати Аллоҳ (ч) ба некӯкорон бағоят наздик аст. Шумо низ кӯшиш кунед, ки аз ҷумлаи некӯкорон бошед.

57 Ва Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки бодҳоро барои мужда додани рехтани борон мефиристад, то вақте ки бодҳо абрҳои аз бардоштани об сангинро бардорад, Мо он абрҳоро ба сарзамини беоб меронем, пас онҷо об фуруд меорем, сипас ба сабаби он об тамоми навъи меваҳоро берун месозем. Мо ба монанди меваҳо мурдагонро низ аз қабр зинда берун меорем, то шумо санъати дилрабои Аллоҳ (ч) ва тавоноиашро оиди зинда кардани мурдагон ба ёд оварда, панд бигиред.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои гузашта:**

1.Қуръони карим Китоби ҳидоят буда, ҳама ниёзмандиҳои инсон дар он ба таври комил баён шуда аст. Он барои касоне, ки аз рӯи сидқ ба Парвардигор рӯй меоранд, раҳмат ва ҳидоят аст;

2.Аллоҳ (ч) замину осмонро барои ҳикмати хостааш дар муддати шаш шабона рӯз офарида аст. Агар мехост, танҳо бо гуфтани “**Пайдо шав**”, замину осмон ва дигар мавҷудот ҳаст мешуд;

3.Барои бандагони мӯъмин лозим ва зарур аст, ки ҳоҷати худро аз Худо бо фурӯтанӣ ва зорию илтиҷо бихоҳанд, то аз фазлаш дуои онҳоро бипазирад;

4.Фасодкорӣ дар замин бо тамоми шакли он мамнӯъ аст.



وَالْبَلَدُ الطَّيِّبُ يَخْرُجُ نَبَاتُهُ بِإِذْنِ رَبِّهِ وَالَّذِي خَبُثَ لَا يَخْرُجُ
إِلَّا نَكِدًا كَذَٰلِكَ نُصَرِّفُ الْآيَاتِ لِقَوْمٍ يَشْكُرُونَ ٥٨
لَقَدْ أَرْسَلْنَا نُوحًا إِلَىٰ قَوْمِهِ فَقَالَ يَا قَوْمِ اعْبُدُوا اللَّهَ مَا لَكُم
مِّنْ إِلَٰهٍ غَيْرُهُ إِنِّي أَخَافُ عَلَيْكُمْ عَذَابَ يَوْمٍ عَظِيمٍ ٥٩
قَالَ الْمَلَأُ مِن قَوْمِهِ إِنَّا لَنَرَاكَ فِي ضَلَالٍ مُّبِينٍ ٦٠ قَالَ يَا قَوْمِ
لَيْسَ بِي ضَلَالَةٌ وَلَٰكِنِّي رَسُولٌ مِّن رَّبِّ الْعَالَمِينَ ٦١
أُبَلِّغُكُمْ رِسَالَاتِ رَبِّي وَأَنصَحُ لَكُمْ وَأَعْلَمُ مِنَ اللَّهِ
مَا لَا تَعْلَمُونَ ٦٢ أَوَعَجِبْتُمْ أَن جَاءَكُمْ ذِكْرٌ مِّن رَّبِّكُمْ
عَلَىٰ رَجُلٍ مِّنكُمْ لِيُنذِرَكُمْ وَلِتَتَّقُوا وَلَعَلَّكُمْ تُرْحَمُونَ
٦٣ فَكَذَّبُوهُ فَأَنجَيْنَاهُ وَالَّذِينَ مَعَهُ فِي الْفُلْكِ وَأَغْرَقْنَا الَّذِينَ
كَذَّبُوا بِآيَاتِنَا إِنَّهُمْ كَانُوا قَوْمًا عَمِينَ ٦٤ * وَإِلَىٰ
عَادٍ أَخَاهُمْ هُودًا قَالَ يَا قَوْمِ اعْبُدُوا اللَّهَ مَا لَكُم مِّنْ إِلَٰهٍ
غَيْرُهُ أَفَلَا تَتَّقُونَ ٦٥ قَالَ الْمَلَأُ الَّذِينَ كَفَرُوا مِن قَوْمِهِ
إِنَّا لَنَرَاكَ فِي سَفَاهَةٍ وَإِنَّا لَنَظُنُّكَ مِنَ الْكَاذِبِينَ ٦٦
قَالَ يَا قَوْمِ لَيْسَ بِي سَفَاهَةٌ وَلَٰكِنِّي رَسُولٌ مِّن رَّبِّ الْعَالَمِينَ ٦٧


58 Ва растании замини покиза ба сурати комил ва зебо бо иҷозаи Парвардигораш мерӯяд. Мӯъмин низ монанди ҳамин аст. Насиҳатро гӯш мекунад, истифода мебарад ва аз он кори нек ҳосил мегардад. Ва замини шӯраи беҳосил растаниаш танҳо бо душворӣ мерӯяд ва дар он ҳеҷ хайре дида намешавад. Сифати кофир ҳамин гуна аст. Аз насиҳат манфиат намебарад ва аз он амали нек ҳосил намешавад, ки мавриди фоида қарор гирад. Мо далелҳоямонро ҳамин тавр бо мақсади исботи ҳақ ба суратҳои гуногун барои қавме баён мекунем, ки аз неъматҳои Мо сипогузор буда, куфр намеварзанд ва итоат мекунанд.

59 Ҳамоно Мо Нӯҳро ба сӯи қавмаш паёмбар фиристодем, то онҳоро ба яктопарастӣ ва тарки ибодати ғайри Аллоҳ (ҷ) даъват кунад. Пас Нӯҳ ба қавмаш гуфт: "**Эй қавми ман! Танҳо Аллоҳ (ҷ)-ро ибодат кунед. Шумо ғайр аз Ӯ дигар маъбуди барҳақ надоред. Ман барои шумо /дар ҳолати идома додани куфр/ аз гирифторӣ ба уқубати рӯзи бузург метарсам.**"

60 Саркардагони қавмаш гуфтанд: "**Эй Нӯҳ! Бешак, Мо туро аз роҳи дуруст дар дурии ошкор мебинем**."

61 Нӯҳ (а) дар ҷавоби қавмаш гуфт: "**Ман /он гуна ки шумо мепиндоред/ гумроҳ нестам, балки дар роҳи рост ҳастам. Ҳамоно ман аз сӯи Парвардигори хеш ва Парвардигори тамоми ҷаҳониён ба сифати паёмбар фиристода шудаам**.

62 **Барои шумо пайғомҳои Парвардигорамро мерасонам ва бо тарғиб ба иҷрои фармонаш ва бим додан аз манъкардаҳояш нисбат ба шумо хайр меҳоҳам. Зеро дар сурати иҷрои фармон ва парҳез аз наҳйи илоҳӣ ба подошаш ноил гашта, аз азобаш эмин мемонед. Ва ман бо роҳи ваҳй аз сӯи Аллоҳ (ҷ) чизҳоеро медонам, ки шумо онро намедонед**."

63 Оё ҳайрати шуморо ҳамин барангехта аст, ки ба шумо аз сӯи Парвардигоратон ба воситаи забони марди бароятон ошно пайғом ва панд омада аст?! Он мард омад, то шуморо аз азоби илоҳӣ битарсонад ва то бо иҷрои амр ва парҳез аз наҳй аз уқубати Аллоҳ (ҷ) бипарҳезед ва шояд мавриди раҳматаш қарор гиред?! Ба дурустӣ ки ӯ дар миёни шумо ба воя расида, дурӯғгӯю гумроҳ ва аз навъи ғайри башар нест.

64 Пас қавмаш ӯро такзиб намуда, имон наоварданд ва ба куфри хеш пойбанд монданд. Нӯҳ (а) дуо кард, то Аллоҳ (ҷ) онҳоро ҳалок гардонад. Пас Мо ӯро ва мӯъминони дар киштӣ ҳамроҳашро аз ғарқ шудан дар тӯфон солим нигоҳ доштем ва он касонеро, ки оятҳои Моро дурӯғ дониста, ин ақидаи худро идома доданд, дар тӯфон ғарқ сохта, ҳалок гардонидем. Зеро яқинан онҳо қавми аз дидани ҳақиқат нобино буданд.

65 Ва ба сӯи қавми Од аз миёни онҳо паёмбареро бо номи Ҳуд (а) фиристодем. Ҳуд (а) ба қавмаш гуфт: "**Эй қавми ман! Танҳо Аллоҳ (ҷ)-ро бипарастед. Шумо ғайр аз Ӯ дигар маъбуди барҳақ надоред. Пас оё бо иҷро кардани амр ва дурӣ аз наҳй аз уқубати Аллоҳ (ҷ) парҳез намекунед**?!"

66 Саркардагони кофири қавмаш гуфтанд: "**Эй Ҳуд! Бешубҳа, мо медонем, ки вақте моро ба ибодати Аллоҳ (ҷ) даъват карда, аз бутпарастӣ манъ мекунӣ, ин кори ту аз рӯи беҳирадӣ аст ва мо эътиқоди қатъӣ дорем, ки ту дар даъвои он ки гӯё фиристодаи Парвардигор ҳастӣ, аз ҷумлаи дурӯғгӯён мебошӣ**."

67 Ҳуд (а) дар радди ин сухан ба онҳо гуфт: "**Эй қавми ман! Ман беҳирад нестам, балки бегумон аз сӯи Парвардигори ҷаҳониён фиристода шудаам**."

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Замини поки серҳосил монанди қалбҳои пок аст. Чигунае, ки оби борон асоси ҳаёти замин аст, ҳамин тавр ваҳйи осмонӣ асоси ҳаёти дилҳо аст. Вақте пайғоми осмонӣ ба дилҳои пок мерезад, онро қабул ва дарк мекунад ва бар асоси асли пок ва унсури нек доштанаш мерӯяд. Аммо дилҳои нопок баракс аст;

2.Шафқати паёмбарони Худо (а) ба мардум аз дилсӯзии падару модари онҳо бештар аст;

3.Яке аз қонунҳои илоҳӣ он аст, ки ба мақсади улфат андохтан дар дили бандагони покфитрат ва осон кардани кор ба инсонҳо ҳар паёмбарро аз миёни қавм ва бо забони онҳо мефиристод;

4.Касе, ки ҳақиқатро бо радду инкор ҷавоб медиҳад, аз итоати суханони донишмандону насиҳатгарони самимӣ кибр меварзад ва қалбу қолабаш мутеи шайтон мешавад, аз беҳирадон аст.

أُبَلِّغُكُمْ رِسَالَاتِ رَبِّي وَأَنَا لَكُمْ نَاصِحٌ أَمِينٌ ٦٨ أَوَعَجِبْتُمْ أَن
جَاءَكُمْ ذِكْرٌ مِّن رَّبِّكُمْ عَلَىٰ رَجُلٍ مِّنكُمْ لِيُنذِرَكُمْ
وَاذْكُرُوا إِذْ جَعَلَكُمْ خُلَفَاءَ مِن بَعْدِ قَوْمِ نُوحٍ وَزَادَكُمْ
فِي الْخَلْقِ بَصْطَةً ۖ فَاذْكُرُوا آلَاءَ اللَّهِ لَعَلَّكُمْ تُفْلِحُونَ
٦٩ قَالُوا أَجِئْتَنَا لِنَعْبُدَ اللَّهَ وَحْدَهُ وَنَذَرَ مَا كَانَ يَعْبُدُ
آبَاؤُنَا فَأْتِنَا بِمَا تَعِدُنَا إِن كُنتَ مِنَ الصَّادِقِينَ ٧٠
قَالَ قَدْ وَقَعَ عَلَيْكُم مِّن رَّبِّكُمْ رِجْسٌ وَغَضَبٌ ۖ
أَتُجَادِلُونَنِي فِي أَسْمَاءٍ سَمَّيْتُمُوهَا أَنتُمْ وَآبَاؤُكُم
مَّا نَزَّلَ اللَّهُ بِهَا مِن سُلْطَانٍ ۚ فَانتَظِرُوا إِنِّي مَعَكُم مِّنَ
الْمُنتَظِرِينَ ٧١ فَأَنجَيْنَاهُ وَالَّذِينَ مَعَهُ بِرَحْمَةٍ مِّنَّا
وَقَطَعْنَا دَابِرَ الَّذِينَ كَذَّبُوا بِآيَاتِنَا ۖ وَمَا كَانُوا مُؤْمِنِينَ
٧٢ وَإِلَىٰ ثَمُودَ أَخَاهُمْ صَالِحًا ۗ قَالَ يَا قَوْمِ اعْبُدُوا اللَّهَ
مَا لَكُم مِّنْ إِلَٰهٍ غَيْرُهُ ۖ قَدْ جَاءَتْكُم بَيِّنَةٌ مِّن رَّبِّكُمْ ۖ
هَٰذِهِ نَاقَةُ اللَّهِ لَكُمْ آيَةً ۖ فَذَرُوهَا تَأْكُلْ فِي أَرْضِ
اللَّهِ ۖ وَلَا تَمَسُّوهَا بِسُوءٍ فَيَأْخُذَكُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ ٧٣



68 Ман ба шумо тавҳид ва шаръеро мерасонам, ки Парвардигор таблиғашро ба ман фармуда аст ва дар он чи ба шумо таблиғ мекунам, хайрхоҳу амонатдор ҳастам. Ҳеҷ чизро аз он каму зиёд намекунам.
69 Оё ҳайрати шуморо ҳамин барангехта аст, ки ба шумо аз сӯи Парвардигоратон ба воситаи забони марди бароятон ошно пайғом ва панд омада аст, то шуморо аз азоби илоҳӣ бим диҳад?! Марде, ки аз навъи фариштагон ва ҷинҳо нест. Магар ҳамин сабаби ҳайрати шумо гашта аст?! Ва Аллоҳ (ч)-ро ҳамду сипос гӯед, ки дар замин бароятон қудрат дод ва шуморо ҷонишини қавми ба сабаби куфр ҳалок шудаи Нӯҳ гардонид ва Ӯро ҳамду сипос гӯед, ки шуморо бо ҷисми азим ва нерӯмандӣ ихтисос дода аст. Пас неъматҳои густурдаи Аллоҳ (ч)-ро бар хештан ёд кунед, то бо ноилшавӣ ба ҷаннат ва наҷот аз дӯзах аз растагор гардед.
70 Қавмаш ба вай гуфтанд: “**Эй Ҳуд! Оё ту наздамон барои он омадаӣ, ки мо танҳо Аллоҳ (ч)-ро ибодат кунем ва маъбудҳои парастидаи падаронамонро тарк кунем?! Пас агар ту дар ваъда ва даъвои худ оиди омадани азоб содиқ бошӣ, онро ба мо биёр.**”
71 Пас Ҳуд дар посухи онҳо гуфт: “**Бешубҳа, шумо омадани азоб ва ғазаби Парвардигоратонро бар худ ҳатмӣ сохтед. Акнун он ногузир воқеъ мешавад. Оё бо ман дар бораи бутҳое, ки онҳоро худ ва падаронатон маъбуд номидаед ва маъбудияташон ҳақиқат надорад, мунозара мекунед?! Аллоҳ (ч) барои ҳақ будани ибодати онҳо, ҳеч ҳуҷҷате фуруд наоварда аст. Пас мунтазири омадани азобе бошед, ки худ омадани онро талаб кардед. Бешак, ман низ бо шумо мунтазир мешавам. Уқубат ҳатман меояд**.”
72 Пас Мо бо раҳмати Хеш Ҳуд ва мӯъминонеро, ки ҳамроҳаш буданд, аз азоб эмин нигоҳ доштем ва касонеро, ки оятҳои Моро дурӯғ медонистанд, аз бех решакан кардем. Ва онҳо мӯъмин набуданд. Барои ҳамин сазовори азоб гаштанд.
73 Ва Мо бегумон ба сӯи қавми Самуд Солеҳи бародарашонро паёмбар фиристодем, ки онҳоро ба яктопарастӣ ва ибодати Аллоҳ (ч) даъват кунад. Солеҳ ба онҳо гуфт: “**Эй қавми ман! Танҳо Аллоҳ (ч)-ро бипарастед. Зеро шумо ғайр аз Ӯ дигар маъбуди лоиқи ибодат надоред. Ҳамоно ба шумо аз назди Аллоҳ (ч) мӯъҷизаи равшан, ки дурустии динамро исбот мекунад, омада аст. Ин модашутури Аллоҳ (ч) буда, барои шумо аз харсанг чун мӯъҷиза берун меояд. Модашутур вақти муайяни обнӯшии худ ва шумо вақти муайяни обнӯшии худро доред. Пас ӯро ба ҳолаш гузоред, то дар замини Аллоҳ (ч) ғизо бихӯрад. Ғизо доданаш вазифаи шумо нест. Ва ӯро озор надиҳед, зеро дар сурати озор додан шуморо азоби дардовар мегирад.-**

**Баъзе дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар роҳи даъват бо пайравӣ ба паёмбарон ороста гаштан ба сабру шикебоӣ лозим ва зарур аст;

2.Яке аз авлавиятҳои даъват ба сӯи Аллоҳ (ч) фаро хондани мардум ба яктопарастӣ ва пешгирӣ аз ҳама навъҳои ширк аст;

3.Мағрур шудан ба қудрати моддӣ ва нерӯи бадан соҳибашро аз пазируфтани фармонҳои Худо боз медорад;

4.Паёмбар аз навъи қавми худ интихоб мегардад, вале вай аз нигоҳи насаб, қавмият ва ахлоқ шарифтарин, гиромитарин ва олитарини онҳо аст;

5.Паёмбарон ва ворисони онҳо ба шахсони бехирад бо бурдборӣ бархурд мекунанд ва аз сухани зишташон бо гузашт кардан ва бахшидан чашм мепӯшанд.

وَٱذۡكُرُوٓاْ إِذۡ جَعَلَكُمۡ خُلَفَآءَ مِنۢ بَعۡدِ عَادٖ وَبَوَّأَكُمۡ
فِي ٱلۡأَرۡضِ تَتَّخِذُونَ مِن سُهُولِهَا قُصُورٗا وَتَنۡحِتُونَ
ٱلۡجِبَالَ بُيُوتٗاۖ فَٱذۡكُرُوٓاْ ءَالَآءَ ٱللَّهِ وَلَا تَعۡثَوۡاْ فِي
ٱلۡأَرۡضِ مُفۡسِدِينَ ٧٤ قَالَ ٱلۡمَلَأُ ٱلَّذِينَ ٱسۡتَكۡبَرُواْ مِن
قَوۡمِهِۦ لِلَّذِينَ ٱسۡتُضۡعِفُواْ لِمَنۡ ءَامَنَ مِنۡهُمۡ أَتَعۡلَمُونَ
أَنَّ صَٰلِحٗا مُّرۡسَلٞ مِّن رَّبِّهِۦۚ قَالُوٓاْ إِنَّا بِمَآ أُرۡسِلَ بِهِۦ
مُؤۡمِنُونَ ٧٥ قَالَ ٱلَّذِينَ ٱسۡتَكۡبَرُوٓاْ إِنَّا بِٱلَّذِيٓ
ءَامَنتُم بِهِۦ كَٰفِرُونَ ٧٦ فَعَقَرُواْ ٱلنَّاقَةَ وَعَتَوۡاْ عَنۡ
أَمۡرِ رَبِّهِمۡ وَقَالُواْ يَٰصَٰلِحُ ٱئۡتِنَا بِمَا تَعِدُنَآ إِن كُنتَ
مِنَ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ٧٧ فَأَخَذَتۡهُمُ ٱلرَّجۡفَةُ فَأَصۡبَحُواْ فِي دَارِهِمۡ
جَٰثِمِينَ ٧٨ فَتَوَلَّىٰ عَنۡهُمۡ وَقَالَ يَٰقَوۡمِ لَقَدۡ أَبۡلَغۡتُكُمۡ
رِسَالَةَ رَبِّي وَنَصَحۡتُ لَكُمۡ وَلَٰكِن لَّا تُحِبُّونَ ٱلنَّٰصِحِينَ
٧٩ وَلُوطًا إِذۡ قَالَ لِقَوۡمِهِۦٓ أَتَأۡتُونَ ٱلۡفَٰحِشَةَ مَا سَبَقَكُم
بِهَا مِنۡ أَحَدٖ مِّنَ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٨٠ إِنَّكُمۡ لَتَأۡتُونَ ٱلرِّجَالَ
شَهۡوَةٗ مِّن دُونِ ٱلنِّسَآءِۚ بَلۡ أَنتُمۡ قَوۡمٞ مُّسۡرِفُونَ ٨١



(74) **Ва неъмати Аллоҳ (ч)-ро ба хотир оред, он гоҳ, ки баъд аз қавми Од шуморо ҷонишини онҳо гардонид ва шуморо дар сарзаминатон сукунат дод, то дар он баҳра баред ва ба хостаҳои хеш бирасед. Шумо дар нармиҳои замин қасрҳо бунёд мекунед ва кӯҳҳоро пора месозед, то дар он барои худ хонаҳо бисозед. Пас неъматҳои Аллоҳ (ч)-ро ёд кунед, то шукри Ӯро ба ҷо оред ва дар замин талоши фасодкориро тарк кунед. Тарки талоши фасод дар замин бо тарки куфру маъсият аст**."

(75) Пешвоёни мутакаббири қавми Солеҳ ба мӯъминони бечораи таҳти ситамашон буда, ки нотавонашон меҳисобиданд, гуфтанд: "**Эй аҳли имон! Оё шумо медонед, ки Солеҳ аз сӯи Парвардигораш фиристода шуда аст**?!" Мӯъминони зери шиканҷаи кофирон қарор дошта гуфтанд: "**Ҳамоно мо он динеро, ки Солеҳ барои таблиғи он фиристода шудааст, тасдиқ мекунем, онро эътироф дорем, мутеи он ҳастем ва ба шариати овардааш амал менамоем.**"

(76) Мутакаббирони қавмаш гуфтанд: "**Эй мӯъминон! Бешак, мо ба он чи шумо имон овардед, кофир ҳастем. Ҳаргиз ба он имон намеорем ва ба шариати овардаи Солеҳ амал намекунем**."

(77) Пас онҳо модашутуреро, ки Солеҳ аз озораш манъашон карда буд, куштанд ва бо ин амали хеш аз иҷрои амри Парвардигорашон саркашӣ карданд ва бо тамасхур ва ғайри имкон донистани вуқӯи таҳдидҳои Солеҳ гуфтанд: "**Эй Солеҳ, агар воқеан аз паёмбарони Аллоҳ (ч) бошӣ, пас он азоберо, ки ба мо ваъда додаӣ, биёр**."

(78) Пас ба қавми Солеҳ (а) азобе, ки зудтар омаданашро хостанд, омад. Зилзилаи шадид онҳоро фаро гирифта, бо рӯй ва зонуяшон бар замин часпида мурданд. Ҳеҷ каси онҳо аз ҳалокат наҷот наёфт.

(79) Пас Солеҳ (а) баъди навмедӣ аз имон овардани қавмаш аз онҳо рӯй гардонид ва гуфт: "**Эй қавми ман! Ҳаройина, ман он чиро, ки Парвардигорам расониданашро талаб намуд, ба шумо расонидам ва шуморо бо тарғиб ба имону амали солеҳ ва бим додан аз куфру маъсият насиҳат кардам, валекин шумо мардуми насиҳатгари нисбататон хайрхоҳро дӯст намедоред**"

(80) Ва Лутро ба хотир биёр, он гоҳ, ки амали зишти қавмашро инкор намуда гуфт: "**Оё шумо ба амали зишти бо сиришти солим номуносиби бачабозӣ даст мезанед?! Шумо ин кори фаҳшро аз назди худ бофтаед. Ҳеҷ кас аз ҷаҳониён пеш аз шумо чунин кори фаҳшро накарда аст**."

(81) Ҳамоно шумо бо мақсади шаҳват занонро, ки барои қазои он офарида шудаанд, гузошта, бо мардон бачабозӣ мекунед, балки шумо касоне мебошед, ки бо берун шудан аз ҳадди эътидол ва талаботи ақлу сиришти солим аз марзи ҳалол ба ҳаром гузаштаед.[1]

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Кибру ғурур бештар аз ҳисоби моли зиёд ва мансаб ба вуҷуд меояд. Молу мансаби андак ғолибан боиси имон ва таслим гаштан мегардад;

2.Сохтани хонаҳои баланд ба мисли қаср ва ғайра раво аст. Зеро яке аз асарҳои неъмат бинои зебо ва шукргузорӣ аз Аллоҳ (ч) аст;

3.Дар даъвати паёмбарони Худо барои гӯш андохтан ба ҳақиқати овардаашон ва итоат аз он бештар фақирону бечорагон мешитобанд, аммо пешвоён ва раҳбарон аз пазируфтани ҳақ саркашӣ мекунанд;

4.Вақте палидӣ дар ҷомеа зиёд гардад ва амри маъруфу наҳйи мункар аз байн равад, гоҳо азоби илоҳӣ ҳамаро фаро мегирад.

1. Азбаски феъли "**омадан**"и дар оят ба тариқи киноя ба маънои анҷоми амали бачабозӣ омада аст, дар тарҷума маънои анҷоми амали бачабозиро овардем. Ин маъно аз тафсири "**Таҳрир ва танвир**"-и Имом Тоҳир ибни Ошур (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

وَمَا كَانَ جَوَابَ قَوۡمِهِۦٓ إِلَّآ أَن قَالُوٓاْ أَخۡرِجُوهُم مِّن
قَرۡيَتِكُمۡۖ إِنَّهُمۡ أُنَاسٞ يَتَطَهَّرُونَ ٨٢ فَأَنجَيۡنَٰهُ
وَأَهۡلَهُۥٓ إِلَّا ٱمۡرَأَتَهُۥ كَانَتۡ مِنَ ٱلۡغَٰبِرِينَ ٨٣ وَأَمۡطَرۡنَا
عَلَيۡهِم مَّطَرٗاۖ فَٱنظُرۡ كَيۡفَ كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلۡمُجۡرِمِينَ
٨٤ وَإِلَىٰ مَدۡيَنَ أَخَاهُمۡ شُعَيۡبٗاۚ قَالَ يَٰقَوۡمِ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ
مَا لَكُم مِّنۡ إِلَٰهٍ غَيۡرُهُۥۖ قَدۡ جَآءَتۡكُم بَيِّنَةٞ مِّن رَّبِّكُمۡۖ
فَأَوۡفُواْ ٱلۡكَيۡلَ وَٱلۡمِيزَانَ وَلَا تَبۡخَسُواْ ٱلنَّاسَ
أَشۡيَآءَهُمۡ وَلَا تُفۡسِدُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ بَعۡدَ إِصۡلَٰحِهَاۚ
ذَٰلِكُمۡ خَيۡرٞ لَّكُمۡ إِن كُنتُم مُّؤۡمِنِينَ ٨٥ وَلَا
تَقۡعُدُواْ بِكُلِّ صِرَٰطٖ تُوعِدُونَ وَتَصُدُّونَ عَن
سَبِيلِ ٱللَّهِ مَنۡ ءَامَنَ بِهِۦ وَتَبۡغُونَهَا عِوَجٗاۚ وَٱذۡكُرُوٓاْ
إِذۡ كُنتُمۡ قَلِيلٗا فَكَثَّرَكُمۡۖ وَٱنظُرُواْ كَيۡفَ كَانَ
عَٰقِبَةُ ٱلۡمُفۡسِدِينَ ٨٦ وَإِن كَانَ طَآئِفَةٞ مِّنكُمۡ
ءَامَنُواْ بِٱلَّذِيٓ أُرۡسِلۡتُ بِهِۦ وَطَآئِفَةٞ لَّمۡ يُؤۡمِنُواْ فَٱصۡبِرُواْ
حَتَّىٰ يَحۡكُمَ ٱللَّهُ بَيۡنَنَاۚ وَهُوَ خَيۡرُ ٱلۡحَٰكِمِينَ ٨٧



82 Ва посухи қавми Лут дар ивази инкори Паёмбарашон ин кори фаҳши онҳоро ҷуз ин набуд, ки бо рӯй тофтан аз қабули ҳақ гуфтанд: **“Лут ва пайравонашро аз деҳаи хаштан берун кунед. Зеро онҳо мардуме ҳастанд, ки аз ин амали мо парҳез мекунанд ва покӣ меҷӯянд. Аз ин рӯ, дар байнамон боқӣ монданашон лоиқ нест.”**

83 Пас Мо ӯро ҳамроҳи хонадон ва пайравонаш аз азобамон эмин нигоҳ доштем. Ба онҳо дастур додем, то шабона аз деҳае, ки бар он азоби сахт меояд, берун шаванд, ба истиснои ҳамсари Лут, ки дар деҳа бо боқимондагон истод ва дучори азоб гардид.

84 Ва бар онҳо бороне сахт боридем. Аз сӯи боло бар сарашон сангҳое аз гил афканда, деҳаашонро вожгун сохтем. Пас эй Паёмбар, бо диққат андеша кун, ки оқибати кори қавми гунаҳкори Лут бо чӣ анҷомид. Бешак, оқибати кори онҳо ҳалокат ва расвоии абадӣ гардид.

85 Ва ҳамоно Мо ба сӯи қабилаи Мадян Шуайби бародарашонро паёмбар фиристодем. Вай ба қавмаш гуфт: **“Эй қавми ман! Танҳо Аллоҳ (ч)-ро ибодат кунед. Зеро шумо ғайр аз Ӯ дигар маъбуди сазовори парастиш надоред. Ба шумо аз сӯи Парвардигоратон барои исботи рост будани дини овардаам, ҳуҷҷати равшан омада аст. Бо пурра кардани паймона ва тарозу ҳаққи мардумро комил адо кунед ва бо айбдор баровардани матоъҳо, бераѓбат кардани дигарон аз хариданаш ва ё фиреб додани соҳибони коло арзиши ашёи онҳоро кам макунед ва дар замин, ки пеш аз омадани шумо аз баракати биъсат ва даъвати паёмбарон ислоҳ гашта аст, бо куфр ва гуноҳ фасодкорӣ макунед. Он чи зикр гашт, бароятон беҳтар ва фоидаи зиёдтар дорад, агар имон дошта бошед. Зеро дар тавсияҳои мазкур ба тарки маъсият ва анҷоми ибодат тарғиб мешавад ва ин роҳи наздик шудан ба Аллоҳ (ч) аст.**

86 **Ва дар ҳар сари роҳ барои тарсондани мардуми роҳгузар ва бо ин восита рабудани моли онҳо ва пешгирӣ кардани роҳи шахсони ҳидоятҷӯ манишинед, дар ҳоле ки каҷии роҳи Аллоҳ (ч)-ро мехоҳед, то мардум ба ин роҳ нараванд. Ва неъмати бароятон додаи Аллоҳ (ч)-ро ёд кунед, то аз Ӯ сипосгузор бошед. Он гоҳ, ки теъдоди шумо кам буд, пас Ӯ шуморо зиёд кард ва дар бораи оқибати фасодкорони гузашта биандешед, ки саранҷоми онҳо бо чӣ анҷомид. Оқибат ҳалок ва нобуд шуданд.**

87 **Ва агар як гурӯҳи шумо ба дини аз сӯи Парвардигорам бо он фиристодаи ман имон доранд ва як гурӯҳатон имон надоранд, пас эй такзибгарон, мунтазир бошед, то Аллоҳ (ч) байни мо ва шумо бо наҷот додани ҳақ ва ҳалок сохтани ноҳақ файсала кунад ва Ӯ беҳтарини файсалакунандагон ва одилтарини доварон аст**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бачабозӣ кори бағоят зишт буда, халалдоршавии фитрати солими инсонро нишон медиҳад. Барои ҳамин ҷазои рафтори қавми Лут ба амалашон муносиб буд ва Аллоҳ (ч) деҳаҳоро бар сарашон чаппа кард;

2.Даъвати ҳамаи паёмбарон, аз ҷумла Шуайб (а) бар ду пояи асосӣ қарор дорад: таъзими амри Худо, ки шомили тавҳид ва тасдиқи паёмбарон аст ва шафқат бар халқи Худо, ки кам накардани ҳаққи онҳо, тарки фасод ва ҳама гуна озору азиятро дар бар мегирад;

3.Фасодкорӣ дар замин баъд аз ислоҳи он ҷинояти иҷтимоӣ аст. Зеро аз роҳи эътиқоди дуруст ва ахлоқи нек ислоҳ кардани он ба ҳамаи мардум хайр аст, аммо фасодкорӣ маънои поймол сохтани ҳуқуқи инсонҳоро дорад;

4.Яке аз бузургтарин ва қабеҳтарин гуноҳ бо роҳи зӯроварӣ ва маҷбурӣ ба даст овардани вазифаҳои молие аст, ки шаръан гирифтани он дуруст нест. Ин амал маънои ғасбкорӣ, ситам ба мардум, ба роҳи ноҳақ ситонидани моли онҳо, паҳн кардани амали мункар, идома додан ва эътирофи дурустии онро дорад.